**Академияи илмҳои Ҷумҳурии Тоҷикистон**
**Институти забон, адабиёт, шарқшиносӣ ва мероси хаттии**
**ба номи Рӯдакӣ**

***Ба пешвози ҷашни 600-солагии***
***Мавлоно АбдурраҳмониҶомӣ***

# АНДАРЗНОМАИ ҶОМӢ

**Мураттибон:** Мирзо Муллоаҳмадов
Мавҷуда Хуҷова

**Душанбе- 2014**

**ББК 83.3(2точик)+73.3**

**Муҳаррир:** Нурмуҳаммад Одинаев

**Андарзномаи Ҷомӣ– Душанбе, «Дониш», 2014 341 саҳифа.**

Дар андарзҳои ин китобаз боби сухан ва одоби гуфтор, насиҳат ба фарзанд, илму дониш ва ҳунару ҳунармандӣ, меҳнат, заҳмат ва ранҷ, занон ва модарон, пириву ҷавонмардӣ ва кӯшишу ғайрат, ёриву дӯстӣ ва душманӣ, ҷангу сулҳ, одаму одамгарӣ, айбҷуйӣ ва таҳқир, зиндагонӣ, ранҷу беморӣ ва марг, адаб ва ахлоқи нек, бухлу ҳасад, пушаймонӣ ва кин, сабру қаноат ва парҳезкорӣ, зулму ситам, хашму ғазаб, зиштрӯӣ ва дурӯғ, адлу инсоф, некиву накӯкорӣ ва хираду хирадмандӣ, май ва бадмастӣ, шаҳват, таъмакорӣ ва баднафсӣ, ризқу рӯзӣ ва меҳмоннавозӣ, хашму ғазаб ва гунаҳу гунаҳкорӣ, ҳиммат ва ҳимматбаландӣ, ғаму андӯҳ ва дарду фироқ, шарму ҳаё ва тавозуъ, ростӣ ва каҷрафторӣ сухан меравад. Андарзҳои Абдурраҳмони Ҷомӣ дар тарбияи. насли наврас нақши боризеро бозида метавонанд.

**ISBN 978-99975-44-15**

## Пешгуфтор

Абдурраҳмони Ҷомӣ аз ситорагони тобноки осмони шеър аст, ки тӯли асрҳо бо нури хираду маърифат роҳи ҳаёти мардумони зиёдеро мунаввар месозанд. Осори фаровону рангини адабиву илмии ӯ соҳаҳои гуногунро фаро гирифта, аз вусъати дониш ва паҳнои назари шоир ва мутафаккири бузург гувоҳӣ медиҳад. Шоир тақрибан дар ҳамаи анвоъ ва мавзӯоти маъмули адабӣ асар офаридааст. Дар асарҳои ӯ масъалаҳои гуногуни ҳаёт пайвасти бо эҳсосу андешаҳои баланд бозтоб ёфтаанд. Бесабаб нест, ки дар баъзе сарчашмаҳои адабӣ Ҷомиро хотиматушшуаро, яъне охирин шоири бузурги форсизабон номидаанд.

Албатта, тавре муҳаққиқонба субут расондаанд, пас аз Ҷомӣ низ шоирони бузург зиндагӣ кардаанд. Вале ӯ суннатҳои пешини адабиётро идома дода, ҳакимона ҷамъбаст намудааст.

Яке аз он суннатҳо, ки дар осори Абдурраҳмони Ҷомӣ чун хатти зарин ба назар мерасад, андешаву эҳсосоти башардӯстӣ мебошад. Таҷаллии ин андешаву эҳсосотро ҳам дар ашъори ғиноии шоир, амсоли ғазалу қасида, таркиббанду тарҷеъбанд, рубоиву итъаҳо ва ҳам дар маснавиҳои бузурги «Ҳафт авранг»-у асари мансури «Баҳористон» метавон мушоҳида кард.

Дар маркази ҳамаи офаридаҳои Ҷомӣ низ инсон қарор дорад. Ӯ ҳам мисли Рӯдакиву Фирдавсӣ, Носири Хусраву Умари Хайём, Саноиву Аттор,Саъдиву Ҳофиз ва дигар суханварони маъруф бузургии инсонро ситоиш карда, орзуву омол, андешаву эҳсос, мақсаду мором ва ормонҳои ӯро ба қалам додааст. Ӯ низ мисли гузаштагон ҳадафи асосии инсонро дар зиндагӣ анҷоми кори нек, гузоштани осори хуб медонад:

Сафҳаи даҳр бувад дафтари умри ҳама халқ,
Инчунин гуфт хирадманд, ки андеша гумошт.
Хуррам он кас, ки бар ин дафтари пок аз ҳама ҳарф
Рақами хайр кашиду асари хайр гузошт.

Аз нигоҳи Ҷомӣ чунин инсон худ аз худ ва ногаҳон падид намеояд.

Барои ташаккули инсон қабл аз ҳама омӯхтани илму дониш зарур аст:

Нахуст аз илму дониш баҳравар шав,
Зи ҷаҳлободи нодонӣ бадар шав!

Барои ба даст овардани илму дониш кӯшишу талош ва заҳмати пайваста лозим аст. Аз ин рӯ инсон вақтро бояд ғанимат донад ва онро барои омӯзиши илму дониш сарф намояд:

Мазан пушти по бахти фирӯзро,
Ба қисмат се кун ҳар шабонрӯзро.
Якеро ба таҳсили дониш гузор,
Ки бедонишӣ нест ҷуз айбу ор.
Ба дониш шав андар дувум коргар,
Савумро ба бедонишон бар ба сар!

Вале илму дониши андухтаи инсон вақте арзиш пайдо мекунад, ки дар аамл татбиқ шавад, мушкилеро дар зиндагӣ ҳалсозад ва барои пешрафти ҷомеа хидмат намояд:

Ба кор ор илме, ки омӯхтӣ,
Макуш машъалеро, ки афрӯхтӣ.

* * *

Илм чу донӣ, зи амал сар мапеҷ,
Дониши бекор наярзад ба ҳеҷ.

Ҷомӣ, махсусан, ба омӯзиши пешаву ҳунар таваҷҷӯҳи зиёд зоҳир намудааст, ки бесаба нест. Аввалан ӯ низ касбу ҳунарро василаи зиндагӣ ва маишати рӯзгор медонад. Пешавар тавассути меҳнати пурмашаққат на танҳо рӯзгори худро сомон мебахшад, балки роҳатрасони дигарон ва ободгари мулк мегардад:

Марди косиб, к-аз машаққат мекунад кафро дурушт,
Баҳри ноҳамвории нафси дағал сӯҳонгар аст.
Соғари роҳат бувад аз касб бар каф обила,
Вақти он кас хуш, ки роҳатёфта з-ин соғар аст.

Сониян аз ашъои шоир ба аҳли ҳунар робитаву пайвастагии қавӣ доштани ӯро метавон пай бурд. Тавре ки аз шарҳи ҳоли шоир маълум мегардад, ӯ ҳангоми зиндагӣ дар Самарқанд бо ҷараёни нақшбандияи тасаввуф ошноӣ ва гаравиш пайдо мекунад. Ин маслак аз ҷараёнҳои дигари тасаввуф пеш аз ҳама бо он тафовут дошт, ки бештар ба кору меҳнат ва аҳли пешаву ҳунар такя мекард. Шиори асосии ин маслак «Дил ба ёру даст ба кор» низ аз марому ҳадафи маслаки мазкур далолат менамояд. Дарвоқеъ ҳамин мароми меҳнатдӯстӣ ва эҳтироми аҳли ҳунар боис гардиданд, ки Ҷомӣ пас аз баргаштан ба Ҳирот ба таври ҷиддӣ ба тарғибу ташвиқи маслаки мазкур машғул шуда, муддатҳо сарварии ин маслакро дар Хуросон ба уҳда гирифт. Ӯ ҳамчунин ба баррасии назариву амалии ин маслак пардохта, дар ин замина низ чандин асар офаридааст, ки «Нафаҳотулунс» намунаи барҷастаи онҳо мебошад.Дар ин тазкира ӯ роҷеъ ба ахволу осори беш аз 600 тан аз аҳли тасаввуф иттилоъ додааст. Дар зимни баёни аҳволи шайхону сӯфиёни маъруф низ ӯ ба иштиғоли онҳо ба пешаҳои гуногун ишораҳо кардааст.

Мароми башардӯстиву меҳнатдӯстии маслаки мазкур ба осори дигари шоир низ асар гузоштааст. Масалан, ӯ дар маснавии ирфонии «Саломон ва Абсол» тавассути симоҳои тасаввуфӣ андешаҳои баланди инсондӯстиро баён намудааст. Дар маснавии «Хирадномаи Искандарӣ» шоир ҷамъияти хаёлиеро тасвир мекунад, ки дар он ҳама озоду мусовӣ мебошанд. Ӯ дар ин маснавӣ орзува омоли мардумро бо тасвири шаҳри афсонавие ба қалам додаст.

Ҷомӣ ҳатто дар осори диниву тасаввуфии худ бештар ба масоили башардӯстиву инсонпарварӣ таваҷҷӯҳ доштааст. Бинобар ин наметавон ба баҳои зидду нақизе , ки донмшманди маъруфи рус И.С.Брагинский ба ӯ додааст, розӣ шуд: «Ҷомӣ инсони некхоҳтарин буд. Дар айни замон, ки ӯ мубаллиғи ғояҳои

башардӯстӣ буд, дар осори худ тухми тарёки диниро мекошт». Мутассифона, барои исботи ин иддао далеле оварда нашудааст. Ошноӣ бо осори Ҷомӣ на танҳо иддаои мазкурро таъйид намекунад, балки баръакс мухолифи хурофоту риёкории шайхону зоҳидон будани шоирро нишон медиҳад.

Дар осори Ҷомӣ – ҳам дар ғазалу қитъаҳо ва ҳам дар маснавиҳову осори мансураш танқиду мазаммати сӯфиёну шайхони риёкор хеле зиёд ба назар мерасад, ки ин ҷо бо зикри чанд намуна иктифо мешавд. Аз ҷумла ғазале, ки бо матлаъи зер оғоз меёбад, саросар ба мазаммати сахти шайхоне, ки бо ҳар васила мардумро фиреб медиҳанд, ихтисос дода шудааст:

Фиғон зи аблаҳии ин харони бедуму гӯш,
Ки ҷумла шайхтарош омаданду шайхфурӯш.

Дар ғазали мазкур аз дину хирад дур будани ин тоифа, риёкориву мардумфиребии онҳо ошкор шудаст. Дар ғазали дигар шоир ба таври мушаххас як нафар аз чунин шайхони риёкорро мавриди тасвир қарор дода, хислатҳои манфури ӯро ба қалам додааст:

Шайхи худбин, ки ба ислом баромад номаш,
Нест ҷуз зарқу риё қоидаи исломаш.
Хешро воқифи асрор шиносад, лекин
На зи оғоз вуқуф аст, на аз анҷомаш.

Ҷомӣ ҳам мисли Ҳофиз дурӯягиву риёкории шайхи гумроҳро бо истифодаи таъбири ӯ(«доми тазвир») хеле равшан нишон додааст:

Доми тазвир ниҳодаст,Худоё, написанд,
Ки фитад тоири фархундаи мо дар домаш.

Танқиди сӯфиёну зоҳидони табаҳкор, ки дар замони шоир зиёд будаанд, дар осори дигари шоир низ фаровон аст. Дар маснавии «Силсилатуззаҳаб» шоир ҳатто фасли алоҳидае «Дар мазаммати сӯфинамоёни зоҳиророй ва маънигузорони сурат-

пирой» ҷудо намуда, риёкориву мардумфиребии онҳоро ошкор намудааст:

Ҳазар аз сӯфиёни шаҳру диёр,
Ҳама номардуманду мардумхор…

Ҷои дигар шоир нафратуи худро нисбат ба чунин шайхони риёкор хеле сахт баён кардааст:

Туф бар ин сурату сират, ки туро́ст,
Туф бар ин ақлу басират, ки туро́ст.
Ин на суфигарию дарвешист,
Номусулмонию кофиркешист!
Нафсро ҳалқаи халқум бурӣ,
Беҳ ки аз ин зиккаи заққум хӯрӣ.
Дуздию роҳзанӣ беҳтар аз ин ,
Кафан аз мурда канӣ беҳтар аз ин!

Илова бар ин Ҷомӣ борҳо барои ҳокимон адлу додро нисбат ба диндориашон авлотар донистааст. Ӯ дар маснавии «Саломон ва Абсол» ошкоро таъкид мекунад, ки барои осоишу ободии мулк на диндории шоҳ, балки адолати ӯ зарур аст:

Нуктаи хуш гуфтааст он дурбин:
Адл дорад мулкро қоим на дин!
Куфркеше, к-ӯ ба адл ояд фареҳ,
Мулкро аз золими диндор беҳ!

Дар «Баҳористон» низ зимни ҳикояте ҳамин матлабро боз такрор ва таъкид намудаст:

Адлу инсоф дон, на куфру на дин
Он чи дар ҳифзи мулк даркор аст.
Адли бедин низоми оламро
Беҳтар аз зулми шаҳи диндор аст.

Баёни ошкорои чунин андешаҳо дар он даврон  аз ҷуръати беназири Ҷомӣ дарак дода, бешубҳа аз мароми инсондӯстии ӯ маншаъ мегирад.

Шоири башардӯст ҳамеша шоҳонро ба нарехтани хуни мардуми бегуноҳ, ба сулҳу амонӣ даъват менамояд., онҳоро ба адлу инсоф мехонад:

Нест лоиқтар аз ин ҳеҷ карам,
К-аз касон боз кашӣ дасти ситам.

* * *

Боз каш пой зи озори ҳама,
Даст бикшой ба исори ҳама!

* * *

Пайи мулк то чанд хун рехтан,
Ба ҳар кишваре лашкаре ангехтан?

* * *

Ҷаҳонподшоҳо, дар инсоф кӯш,
Зи ҷоми адолат маи соф нӯш!

Ҷомӣ, ки бо шоҳону вазирон,  надимону дарбориён қаробату ҳамнишинӣ дошт, аз  зулму бедодгарии онон, амали зишташон огоҳ буд. Шояд барои ба роҳи росту дуруст ҳидоят кардани онҳо ӯ насиҳатро пеша карда бошад. Зеро  ӯ  василаи беҳтар из инро дар тарбияти инсон намедид. Шоир ба неруи сухан  ва асари насиҳат бовар дошт:

Аз насиҳат ноқисон комил шаванд,
Аз насиҳат мудбирон муқбил шаванд.

Бесабаб нест, ки дар «Хираднномаи Искандарӣ» барои ташаккули Искандар ҳамчун шоҳи одилу хирадманд маҳз насиҳат нақши калидӣ ва ҳалкунанда дорад. Дарвоқеъ насиҳат дар достони мазкур василаи шахсиятсоз буда, омили асосии ташаккулву такомули шоҳ ба шумор меравад. Тавассути насиҳат

шоир аз Искандари таърихӣ, ки сарлашкари шуҷоъ, вале ғосибу таҷавузкор буд, як шахсияти мухолифи он шоҳи одилу хирадмандро ба вуҷуд овардааст

Панду андарз дар адабиёти тоҷику форс дорои суннати хеле ғанӣ ва қадимӣ буда, ба хусус дар давраи тоисломӣ ривоҷи зиёд доштааст Идома ва ҷамъбасти он суннатро дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ метавон мушоҳида кард. Пандномаи Бузургмеҳр, ки Фирдавсӣ хеле батафсил овардааст, далели барҷастаи он аст. Ҷомӣ низ ин суннати бостонии фарҳангиро идома дода ба ҳадди камол расондааст. Панду андарҳои шоир хеле рангин буда, ҷанбаҳои гуногуни ҳаётро фаро мегиранд. Масалан, омӯзиши ҳунарро тарғиб намуда, онро аз зар авлотар медонад:

Дар ҳунар кӯш, ки зар чизе нест,
Ганҷи зар пеши ҳунар чизе нест.

* * *

Қимати мард на аз симу зар аст,
Қимати мард ба қадри ҳунар аст.

Ростиву росткориро Ҷомӣ из беҳтарин рафтору амалҳои инсон мешуморад ва ҳамеша онро талқин менамояд:

Рост рав, рост, ки сарвар бошӣ,
Дар ҳисоб аз ҳама бартар бошӣ!

* * *

Рост ҷӯ, рост нигар, рост гузин,
Рост гӯ, рост шунав, рост нишин!

* * *

Аз каҷиву каҷравӣ андеша кун,
Ростии ростравон пеша кун!

Ҷомӣ низ некиву накӯкориро аз хислатҳои ҳамидаи инсонӣ медонад:

Нек кун, то нек пеш ояд туро,
Бад макун, то бад нафарсояд туро.

* * *

Бӯ, ки аз чун ту накӯкирдоре,
Ба дили кас нарасад озоре.

* * *

Ба гетӣ мазан ҷуз ба некӣ нафас,
Ки ин аст оини некону бас!

Ба ин тартиб панду андарзҳои шоир тамоми паҳлуҳои асосии зиндагии инсонро дар бар мегиранд. Риштае, ки он ҳам дурру марворидҳои панду насиҳатии шоирро ба ҳам мепайвандад, ҳамон андешаву мароми башардӯстӣ аст.Зеро шоир ба ҳар мавзӯъе мурур кунад, инсон ва халқро дар мадди назар дорад. Наҷибтирин вазифаи ҳар фардро ӯ дар хидмат ба халқ медонад:

Эй ки пурсӣ, ки «беҳтарин кас кист?»
Гӯям аз қавли беҳтарин касон:
Беҳтарин кас касе бувад, ки зи халқ,
Беш бошад ба халқ нафърасон!

Ҷомӣ дар роҳи хидмат ба халқ фидокориву ҷоннисориро талқин намудааст:

Шамъ шав, шамъ, ки худро сӯзӣ,
То ба он базми касон афрӯзӣ.

Чунин панду андарзҳои ҳакимонаи шоир на танҳо арзиши волои умумибашарӣ доранд, балки аҳамияти бузурги ҷовидонӣ дошта, дар ҳамаи давру замонҳо ба дардҳои маънавии инсоният шифо мебахшанд.

Дар ин маҷмӯа аз баҳри беканори осори Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ марворидҳои пандомез ҷамъоварӣ шудаанд. Умед аст, ки онҳо дар рушду камоли инсон ва таҳкими одамият дар ниҳоди ҳар фарди ҷомеа мадад мерасонанд.

## ФАСЛИ АВВАЛ

## ДАР БОБИ ЗАБОН, ШЕЪРУ СУХАН ВА ОДОБИ ГУФТОР

Ба сухан зинда шавад номи ҳама,
Ба сухан пухта шавад хоми ҳама.

*    *    *

Сухан гарчи бошад оби зулол,
Зи такрор хезад ғубори малол.

*    *    *

Ҳарчи ба дил ҳаст зи поку палид,
Дар сухан ояд асари он падид.

*    *    *

Ҳар балое, ки мерасад ба касон,
Бештар аз мармари гуфтор аст.

*    *    *

Ҳарчи набояд, ки бичӯӣ, мачӯй,
Ҳар чи нашояд, ки бигӯӣ, магӯй!

*    *    *

Бувад тобишу моҳу меҳр аз сухан,
Бувад гардиши нӯҳ сипеҳр аз сухан.
Сухан гар набудӣ, набудӣ қалам,
Ба лавҳи баён сар насудӣ қалам.

Сухан мояи сеҳру афсун бувад,
Ба тахсис вақте ки мавзун бувад.
Суханро зи беҳуда софӣ гузор,
Ки гардад ҷамоли сухан ошкор.

* * *

Сухан бетааммул кам афтад савоб,
Забонро инон аз хато боз тоб!

* * *

Сухан шоҳиди ҷилвагоҳи дил аст,
Халосӣ аз он ҷилвагар мушкил аст.
Чу ороянд онро сухангустаре,
Набошад беҳ аз ростӣ зеваре.
Маёро рухашро ба нили дурӯғ,
К-аз он дил гардад рухаш бефурӯғ.

* * *

Сухан аз чашмаи ҷон гирад об,
Зари рахшон зи шарар ёбад тоб.

* * *

Агар лаб кушоӣ, ба ҳикмат кушой,
Машав ҳамчу беҳикматон жожхой.
В-агарна зи гуфтор хомӯш бош,
Паи фаҳми ҳикмат ҳама гӯш бош.

* * *

Мард бояд, ки ба лутфи сухану ҳусни хитоб,
Табъи арбоби ситамро зи ситам боз орад.
Ҳар лаиме, ки зи эҳсону карам бас дур аст,
Ба фусуни сухан ӯро ба карам боз орад.

Забонро чӣ дорӣ ба гуфтан гарав,
Зи ҳар сӯ кушо гӯши ҳикматшунав!

* * *

Гуфтани бисёр на аз нағзӣ аст,
Валвалаи табл зи бемағзӣ аст.

* * *

Бар сухани беҳуда кам шав далер,
То ки аз он поя наяфтӣ ба зер,

* * *

Бурун медиҳӣ аз забон айби хеш,
Зи ҷома чӣ мегирӣ ин парда пеш?

* * *

Ҳарфе, ки на донишаш нигорад,
Дар нома сиёҳрӯйӣ орад.

* * *

Лаб аз даъвие беҳ, ки дорӣ нигоҳ,
Ки орӣ далелаш зи яксола роҳ!

* * *

Дил макун аз фикри парешон дуним,
Тангдаҳон бош зи гуфтан чу мим!

* * *

Хомӯш нишин, ки ҷамъ нишастан ба хомӯшӣ,
Беҳтар зи гуфтане, ки пушаймонӣ оварад.

Машав ғарраи ҳусни гуфтори хеш,
Накӯ кун чу гуфтор кирдори хеш!

* * *

Даҳан аз гуфтани беҳуда бубанд,
Лабат олуда ба нохун-ш маписанд!

* * *

Саломат агар бояд, гӯш бош,
Зи гуфтори беҳуда хомӯш бош!

* * *

Чанд бошӣ ба забон беҳудасанҷ,
Кашӣ аз дасти забон беҳуда ранҷ?

* * *

Тавофут бувад аҳли тамйизро,
Ба ҳар кас надоданд ҳар чизро.

* * *

Зи нодон, ки асрордони сухан,
Набошад, бигардон инони сухан!

* * *

Дар булӯрин садафи чархи куҳан,
Нест вологуҳаре беҳ зи сухан.
Нест дар кон гуҳаре беҳтар аз ин,
Ё дар имкон ҳунаре беҳтар аз ин.
Фазли килку шарафи нома ба ӯст,
Аклро гармии ҳангома ба ӯст.

Ба деги сухан чун наӣ нағзпаз,
Макун ҷомаи нағз аз аксуну хаз!
Чу ҷома сухан бекаму кост кун
Ва ё ҷомаро бо сухан рост кун!

* * *

Забон макшой дар мадҳи забунон,
Макаш аз баҳри як нон нанги дунон!

* * *

Зи бисёрдонон фаросат гувост,
Ки бисёргӯй аз фаросат ҷудост.

* * *

Суханро аз дуо додӣ тамомӣ,
Ба омурзиш забон бикшой,Ҷомӣ.
Сияҳкорӣ макун чун хомаи хеш,
Бишӯй аз чашми пурхун номаи хеш.
Аз ин саҳро ҷаводи хома пай кун
В-аз ин савдо саводи нома тай кун.
Забонро гӯшмоли хомӯшӣ деҳ,
Ки ҳаст аз ҳар чӣ гӯйӣ, хомӯшӣ беҳ.

* * *

Эй гарав карда забонро ба дурӯғ,
Бурда бӯҳтон зи каломи ту фурӯғ.
Ин на шоистаи ҳар дидавар аст,
Ки забонат дигару дил дигар аст.

* * *

Ман он наям, ки забонро ба ҳарза олоям,
Ба мадҳу замми хасон нӯки хома фарсоям.

Пеши он лаб аз забони хештан шармандаам,
Нест он шакли хилолӣ захми нохун бар танам.

* * *

Рақибо талх гуфтан то ба кай, чандон забон даркаш,
Ки як дам гӯш бар гуфтори он шириндаҳон бошам.

* * *

Дарди ишқат сохт рӯи хоксорона чу зард,
Яъне иксири вуҷудам хокро зар мекунад.
Чун ту пеш ойӣ, забонро қуввати таҳрир нест,
Гарчи ҳар дам сад сухан бо худ муқаррар мекунад.

* * *

Фитнаи дигар шавад баҳри муборакбоди ӯ,
Бо рақиби сахтдил захми забон кардан чӣ буд?

* * *

Ҳамчу шамъам ба забон шуъла занад оташи оҳ,
Гар набиншоядам аз сина бар ӯ теғи ту роҳ.

* * *

Дур суфт ба васфи гуҳари ашки ту Ҷомӣ,
З-ин сон сухани поку равон касс нашунида.

* * *

Бубанд даст ба хидмат ва агар маҷоз шавад,
Ба арзи ҳоли мани безабон забон бикшой.

То кай равӣ ба қавли рақиб аз назар маро,
Баҳри худо, ки бар сухани ӯ дигар марав.

* * *

Лаб бубастам зи сухан, лек ба хилватгаҳи ҷон,
Гоҳ дил бо туву гоҳе ту ба дил дар суханӣ.

* * *

Он ҳама дашномҳо, ки дод рақибам,
Оҳ, чӣ будӣ, ки аз забони ту будӣ.

* * *

Зи хомӯшӣ баромад ҷону дар дил сад сухан пинҳон,
Чӣ будӣ, гар маро пешат маҷоли як сухан будӣ?

* * *

Лутфи лаби ту марҳами реши дилам шавад,
Гар ҳар дамаш на тоза зи захми забон кунӣ.

* * *

Гуфтаам ба сухан маё маро танг,
Танг омад аз ин сухан даҳонат.

* * *

Замирамро сипосандеша гардон,
Забонамро ситоишпеша гардон.

* * *

Зи тақвими хирад беҳрӯзиам бахш,
Бар иқлими сухан фирӯзиам бахш.

Диле додӣ зи гавҳар ганҷ бар чанд,
Зи ганҷи дил забонро чун гуҳарсанҷ.

* * *

Суханро пос бар ҷоне расонам,
Ки бинвозад ба аҳсант осмонам.

* * *

Дар ин нома сухан ронам зи ҳар як,
Ба хони гавҳар афшонам зи ҳар як.

* * *

Забон пурмеҳру сина кинаандеш,
Чу гургони ниҳон дар сурати меш.

* * *

Гаҳе аз гесуям кардӣ сухан соз,
Ки эй ҳамсаршуда бо гулбуни ноз.

* * *

Суханпардози ин ширин фасона,
Чунин орад фасона дар миёна.

* * *

Ҳар  нукта, к-ояд аз лаби донанда,гавҳарест,
Хуш он чӣ сохт ганҷи гуҳар дурҷи синаро.
Донодил аз ҷавоҳири ҳикмат хазинаест,
Аз хештан мадор ҷудо ин хазинаро.

* * *

Чун зулли фоқа зӯр кунад бар суханваре,
Гар мадҳи подшоҳи сахоовар кунад сазост.

Мамдӯҳ чун карим бувад, музди шеъри ӯ,
Ҳар байтро хазинаи гавҳар кунад, сазост.

* * *

Мард бояд, ки ба лутфи сухану ҳусни хитоб
Табъи арбоби ситамро зи ситам боз орад.
Ҳар лаиме, ки зи эҳсону карам рам кардаст,
Ба фусуни сухан ӯро ба карам боз орад.

* * *

Эй хуш он доно, ки пеши шоҳ дам
Гоҳи қаҳр аз нуктаи хуш мезанад.
Нуктае чун об меорад латиф,
Шоҳро обе дар оташ мезанад.

* * *

Он сифла, ки мадҳро зи зам нашносад,
Фатҳ аз касру касрро зи зам нашносад.
З-ӯ дар аҷабам, ки чун дам аз шеър занам,
К-ӯ шаъру шаирро зи ҳам нашносад.

* * *

Аз хунук шеъри хеш як мисраъ,
Гар кунӣ нақш бар дари дӯзах.
Аз ҷаҳаннам барад ҳарорати нор,
Дар ҳамим оварад бурудати ях.

* * *

Ҳамегуфтӣ ба даъвӣ дӣ, ки шояд,
Ба пеши шеъри азбам ангубин ҳеҷ.
Зи ҳар ҷо ҷамъ кардӣ чанд байте,
Ба девонат набинам ғайри ин ҳеҷ.
Агар ҳар як ба ҷои худ равад боз,
Ба ҷуз коғаз намонад бар замин ҳеҷ.

Оростаберун сарое дидам,
Дар мадҳи худованди саро печидам.
Олуд шиори шеъри покизаи ман,
Аз лавси ҳадас, чу мадҳаш андешидам.

* * *

Аҷаб мадор зи мамдӯҳ, агар кунад эҳсон,
Ба ҷои модиҳи худ гарчӣ неку бад гӯяд.
Зи баҳри ҷӯд кунад ришҳае равон, ки бад-он,
Зи лавҳи хотири худ ҳарфи замми худ шӯяд.

* * *

Суханвар магӯ, гӯ, ки ашъори ӯ,
Зи баҳри қадар ё сафо омадаст.
Занад соҳиби завқро бар машом,
Насиме, ки он аз куҷо омадаст.

* * *

Чу шеър аст ин, ки чу номаш зи доно,
Бипурсӣ, бар забонаш «ҳарза» ояд.
В-агар бар шарбати бемор хонӣ,
Таби мӯҳриқ равад, табларза ояд.

* * *

Гуфтӣ, ки дӯш гуфтаам андар намози шас,
Шеъре, ки қадри ҷумлаи ашъор аз ӯ шикаст.
Он шеър агар зи манфази сифл омадӣ фурӯд,
З-он ёфтӣ намози ту ҳамчун вузӯъ шикаст.

* * *

Шоире хонд, пурхалал ғазале,
К-ин ба ҳазфи алиф бувад мавсуф.

Гуфтамаш нест, санъате з-он беҳ,
Ки кунӣ ҳазф аз он тамоми ҳуруф.

* * *

Дӣ ҳамехондӣ ба даъви матлае,
К-ин на матлаъ, балки баҳри гавҳар аст.
Кай сазад як баҳри танҳо хонданаш,
З-он ки ҳар мисраъ зи баҳре дигар аст.

* * *

Гар наёрӣ хонду натвонӣ навиштан ё зи вазн,
Зодаи табъат бурун бошад гаҳи назмоварӣ.
З-ин се хислат кай тавон дар шоирӣ айби ту кард,
Чун наёмад з-он халал дар мансаби пайғамбарӣ.

* * *

Ҳеҷ шоҳид чун сухан мавзун нест,
Сирри хубӣ зи хаташ берун нест.
Сабр аз ӯ саъбу тасаллӣ мушкил,
Хоса вақте ки паи бурдани дил.
Кашад аз вазн ба бар хилъати ноз,
Кунад аз қофия домонаш тироз.
По ба халхоли радиф орояд,
Бар ҷабин холи хаёл афзоянд.
Рух зи ташбеҳ диҳад ҷилва чу моҳ,
Бибарад ақли сад афтода ба роҳ.
Мӯ ба таҷнис зи ҳам бишкофад,
Холӣ аз фарқ ду гесу бофад.
Лаб зи тарсеъ гуҳаррез кунад,
Ҷаъди мушкин гуҳаровез кунад.
Чашм аз иҳом кунад чашмакзан,
Фитна бар анҷумани ваҳмфиган.
Бар сари чеҳра ниҳад зулфи маҷоз,
Шавад аз парда ҳақиқатпардоз…

Бо касе маншин, ки набвад бо ту дар гавҳар яке,
Риштаи пайванди сӯҳбат иттиҳоди гавҳар аст.
Ҷинсро бо ҷинсу бо ноҷинс агар гирӣ қиёс,
Ин ба сони обу равған в-он чу ширу шаккар аст.

* * *

Ба қавли хуш чу наёбӣ зи ҷанги хасм раҳоӣ,
Беҳ он бувад, ки забонро ба нохушӣ бикшоӣ.
Чу қулфи хона ба оҳистагӣ кушода нагардад,
Паи шикастанаш он беҳ, ки сӯи санг гироӣ.

* * *

Бас кун, Ҷомиё бисоти сухан,
Ки аз он хубтар бисоте нест.
Лек хомӯш нишину дам даркаш,
Табъро гар дар он нишоте нест.
Нест кофӣ нишоти табъи ту низ,
Агар аз сомеъ инбисоте нест.
Ҷомӣ ҳар ҷо, ки номае иншо орост,
Аз гуфтаи кас ба орият ҳеҷ нахост.
Онро, ки зи сунъи худ дукон пурколост,
Даллолии колои касонаш на сазост.

* * *

Такупӯи хома дар ин турфа нома,
Ки Ҷомӣ бад-ӯ кард табъозмоӣ.
Ба вақте шуд охир, ки таърихи ҳиҷрат,
Шавад нӯҳсад, ар ҳашт бар вай физоӣ.

* * *

Эй гарав карда забонро ба дурӯғ,
Бурда бӯҳтон зи каломи ту фурӯғ.
Ин на шоистаи ҳар дидавар аст,
Ки забонат дигару дил дигар аст.

Аз раҳи сидқу сафо дурӣ чанд?
Дили қирӣ, руҳи кофурӣ чанд?
Рӯй дар қоидаи эҳсон кун,
Зоҳиру ботини худ яксон кун.
Якдилу якҷиҳату якрӯ бош,
Аз дурӯёни ҷаҳон як сӯ бош!
Аз каҷӣ хезад ҳар ҷо халалест,
«Ростӣ-растӣ», некӯ масалест.

* * *

«Боз гаштам аз сухан зеро, ки нест
Дар сухан маъниву дар маънӣ сухан»

* * *

Чун Саноӣ шаҳи иқлими сухан,
Роқими тахтаи таълими сухан.
Хост гардун, ки фурӯ шӯяд пок,
Рақами ҳастияш аз тахтаи хок.
Ба сари тахтаи кин афкандаш,
Ҳамчу соя ба замин афкандаш.
Лаб ҳанӯзаш зи сухан нобаста,
Дошт бо худ сухане оҳиста.
Ҳамдаме бар даҳанаш гӯш ниҳод,
Ба ҳадисаш назари ҳуш кушод.
Он чи аз олами дил талқин дошт,
Байтаке буд, ки мазмун ин дошт.
Ки бар атвори сухан бигзаштам,
Лек холӣ зи ҳама баргаштам.
Бар дилам нест зи ҳар бешу каме,
Ба ҷуз аз ҳарфи надомат рақаме.
З-он ки дурр аст дар ин дайри куҳан,
Сухан аз маъниву маънӣ зи сухан.
Сухан он ҷо, ки шавад домнамой,
Сайди маънӣ нашавад комкушой.
Маънӣ он ҷо, ки шавад тангмаҳол,
Мурғи маънӣ накушояд пару бол.

Маънӣ он ҷо, ки ниҳад пой баланд,
Аз иборат натавон сохт каманд.
Пояи қадри сухан чун ин аст,
Вои табъе, ки суханоин аст.
Лаб фурӯ банд, ки хомӯшӣ беҳ,
Дил тиҳӣ кун, ки фаромӯшӣ беҳ.

* * *

Эй зи гулзори сухан ёфта бӯй
В-аз тамошои чаман ёфта рӯй.
Булбули дилшуда муштоқи чаман,
Нуктадон гашта зи авроқи суман.
Бихрад авроқи сухан тай карда,
Рӯй ба авроқи сухан оварда.
Ҳар варақ, к-аз сухан онҷост рақам,
Нусхаи сиҳҳати ранҷасту алам.
Дида бар дафтари ҷамъият неҳ,
Амали тафриқаро сиҳҳат деҳ.
Бош бо дафтари ашъор анис,
Иннаҳу хайру анису ҷаллис.
Дафтари шеър бувад равзаи рӯҳ,
Фотеҳи ғунчаи гулҳои футӯҳ.
Ҳар варақро, ки зи вай гардонӣ,
Гули дигар шукуфад гар донӣ.
Хоҳӣ он равнақи боғи ту шавад,
Накҳаташ атри димоғи ӯ шавад.
Хотир аз шӯри ғараз холӣ кун,
Ҳиммат аз сидқи талаб олӣ кун.
Аз дарун занги таассуб бизудой,
Ба хирад роҳи тааммул бинамой.
Магузар қатразанон ҳамчу қалам,
Ҳамчу паргор ба ҷо дор қадам.
Зан ба гирдоварии маъни рой,
Гирди ҳар нуқтаву ҳар нуқта барой.
Ҳақи маънӣ биталаб аз ҳар ҳарф,
Нек даррав ба яке маънии жарф.

Ғӯтта нохӯрда ба дарё ғаввос,
Накунад каф садафи гавҳари хос.
Агар афтад зи маноиш писанд,
Яке аз даҳ ба ҳамон шав хурсанд.
Баҳр ҳарчанд, ки кони гуҳар аст,
Садафи ӯ зи гуҳар бештар аст.
Асл маънист манеҳ товоне,
Дар иборат чу фитад нуқсоне.
Писта ҳарчанд, ки сарбаста накӯст,
Беҳ, ки аз мағз дорад бар вай пуст.
Айб агар ҳаст, карам варзу бипӯш
В-ар на беҳуда чу ҳосил махурӯш…
Айбҷӯи ҳунари худ кардӣ,
Айб нодида яке сад кардӣ.
Гоҳ бар рост кашӣ хатти гизоф,
Гоҳ бар вазн занӣ таъни риҳоф.
Гоҳ бар қофия, к-он маълул аст,
Гоҳ бар лафз, ки номақбул аст.
Гоҳ нобурда сӯи маънӣ пай,
Хӯрда гирӣ зи таассуб бар вай.
Чун ту аз вазни манӣ дурӣ,
З-ин қабил ҳар чӣ кунӣ, маъзурӣ.
Ҳаргиз аз дил начакондӣ хуне,
Баҳри номавзуниномавзуне.
Мурғи ту қофияоҳанг нашуд,
Хотират қофиясон танг нашуд.
Паси зону нанишастӣ як шаб,
Дида аз хоб набастӣ як шаб.
То кашӣ гавҳаре аз махзани ғайб,
Сари фикрат накашидӣ дар ҷайб.
То диҳад маънии борикат рӯй,
Нашудӣ з-оташи дил ҳалқа чу мӯй.
Ранҷи ин кор надонӣ ҳаргиз,
Фаҳми он ҳам натавонӣҳаргиз.
Беҳ, ки аз каҷравият ҳам назанем
В-аз дусад таъна занӣ дам назанем.

Эй қавӣ рибқаи ихлос ба ту,
Хилъати лутфи сухан хос ба ту.
Баҳри маънӣ зи сухан пургуҳар аст,
Ҳар як овезаи гӯши ҳунар аст.
Дар булӯрин садафи чархи куҳан,
Нест воло гуҳаре беҳ зи сухан.
Сухан овози пари Ҷабрил аст,
Руҳбахш аз дами Исрофил аст.
Сухан аз арши барин омадааст,
Бари покон ба замин омадааст.
Нест дар кон гуҳаре беҳтар аз ин,
Ё дар имкон ҳунаре беҳтар аз ин.
Фазли килку шарафи нома ба ӯст,
Ақлро гармии ҳангома ба ӯст.
Номаи қавн ба вай тай шудааст,
Одамӣ, одамӣ аз вай шудааст.
Гар набудӣ сухани тоза рақам,
Нашудӣ лавҳу қалам лавҳу қалам.
Қаламу лавҳ ба кори сухананд,
Рӯзу шаб нақшу нигори сухананд.
Ба сухан зинда шавад номи ҳама,
Зи сухан пухта шавад хоми ҳама.
Дил, ки лабташна ба оби суханаст,
Пухтаву хом хароби суханаст.
Табъи мо хуррам аз андешаи ӯст,
Хуррам он кас, ки сухан пешаи ӯст.
Шаб, ки аз фикри сухан пуштхамем,
Фарқро карда рафиқи қадамем.
Халқаи ҳотами сидқему яқин,
Дил нигин, ҳарфи сухан нақши нигин.
Гаҳ кашад дар таҳи рон маркаби Ҷам,
Гаҳ ба Рум оварад аз Ҳинд ҳашам.
Гӯш аз он кавкабаи Ҷам нигарад,
Чашм аз ин ғолияи Ҳинд чарад.
Зери ин доираи бесару бун,
Натавон мадҳи сухан ҷуз ба сухун.
Мадҳгӯён, ки фалакмеърочанд,

Гоҳи мидҳат ба сухан муҳтоҷанд.
Ҷуз сухан, к-ӯ ба ғано номзад аст,
Мидҳату модеҳу мамдӯҳи х(в)ад аст,
Чун сухан роҳи сафар пеш гирифт,
Қуту қувват ҳама аз хеш гирифт.
Рахт бар роҳилаи роз ниҳод,
Пой бар торуми эъҷоз ниҳод.
Қиммати нархгаронон ҳама бурд,
Номаи сеҳрбаёнон ҳама бурд.
Ҳаст аз ин гул чамани гул тоза,
Булбули шавқ баландовоза.
Нуқтаи асл баён кардаи ӯст,
Чашмаи фаръ равон кардаи ӯст.
Гуле аз боғи вафо рехтааст,
Дар насими нафас овехтааст.
Мо ки ҳиҷлатзада аз рӯи ваем,
Рӯ дар ин боғча аз бӯи ваем.
Ҳаст бар бӯи вай ин болиши мо,
Дар такопӯи вай ин нолиши мо.
Ҷилваи ҳусн зи вассофии ӯст,
Сиккаи ишқ зи саррофии ӯст.
Сухан он ҷо, ки занад лофи адаб,
Хомӯшӣ аз зари сомит чӣ аҷаб.
Миси ӯ беҳ зи зари даҳдаҳӣ аст,
Зикри зар дар раҳи ӯ бераҳӣ аст.
Сухану сеҳр ба як оҳанганд,
Зару зарних ба ҳам якранганд.
Сухан аз чашмаи ҷон гирад об,
Зари рахшон зи шарар ёбад тоб…
Дар сухан нест ба зар кас мӯҳтоҷ,
Сикка аз зари сухан ёфт ривоҷ.
Эй басо қуфл дар ин кохи дудар,
Ки калидаш натавон сохт зи зар.
Лаб чу з-афсуни сухан ороянд,
Он гираҳ дар нафасе бикшоянд.

Қалам нассоҷии ин ҷинси фохир,
Расонид охири соле ба охир.
Ки бошад баъд аз он соли муҷаддад,
Нуҳум сол аз нӯҳум ишр аз нуҳум сад.
Гирифтам байт байташро шумора,
Ҳазор омад, валекин чор бора.

* * *

Аҷаб бетоқатам ороми ман деҳ,
Агар хоҳӣ в-агар не, коми ман деҳ.
Забон дарбанд дигар з-ин хурофот,
Биҷунб аз ҷо, ки фӣ таъхир офот.
Маро дар хушкнай оташ фитодаст,
Туро бо оташи ман хваш фитодаст…
Аз ин оташ чу дудам ҳаст тобе
Биё бар оташам зан як дам обе.

* * *

Сухан дебочаи девони ишқ аст,
Сухан навбоваи бӯстони ишқ аст.
Хирадро кору боре чун сухан нест,
Ҷаҳонро ёдгоре чун сухан нест.
Ба олам ҳар чӣ аз навву куҳан зод,
Чунин гӯяд сухандон, к-аз сухан зод.
Сухан аз кофу нун дам бар қалам зад,
Қалам бар сафҳаи ҳастӣ қадам зад.
Чу шуд қофи қалам з-он коф мавҷуд,
Кушод аз чашмааш фаввораи ҷуд.
Ҷаҳонбошон, ки дар болову пастанд,
Зи ҷӯшишҳои ин фаввора мастанд.
Чу з-он ҷӯҷиш кунад лаб нуқтаронӣ,
Гуле бошад зи гулзори ниҳонӣ.
Занад боди нафас дасташ ба домон,
Берун орад зи гулзораш хиромон.
Кунад раҳ бар дари дарвозаи гӯш,
Фитад аз макдами ӯ ҳуш мадҳуш.
Кунад хотир ба истиқболаш оҳанг,

Дарорад дил ба бар чун ғунчааш танг.
Гаҳе лабро нишоти ханда орад,
Гаҳ аз дида нами андӯҳ борад.
Аз ӯ хандад лаби андӯҳмандон
В-аз ӯ гирён шавад дилҳои хандон…
Бад-ин май шуғлгирӣ сохт пирам,
Ба парафшонӣ акнун шуғл гирам.
Диҳам аз дил бурун рози ниҳонро,
Бихандонам, бигирёнам ҷаҳонро.
Куҳан шуд давлати Ширину Хусрав,
Ба ширине нишонам Хусрави нав.
Сар омад давлати Лайлию Маҷнун,
Касе дигар саромад созам акнун.
Чу тӯтӣ табъро созам шакарҳо,
Ба ҳусни Юсуфу ишқи Зулайхо.
Худо аз қиссаҳо чун аҳсанаш хонд,
Ба аҳсан ваҷҳ аз он хоҳам сухан ронд.
Чу бошад шоҳиди он ваҳйи манзал,
Набошад қизбро имкони мадхал.
Нагардад хотир аз норост хурсанд,
Агарчӣ гӯӣ онро ростмонанд.
Суханро зеваре чун ростӣ нест,
Ҷамоли маҳ ба ҷуз нокостӣ нест.
Аз он субҳи нахустин бефурӯг аст,
Ки лофи равшанӣ аз вай дурӯғ аст.
Чу лутфи ростин аз сидқ дам зад,
Зи ҳур бар осмон зарин алам зад.
Ба санъат гар биёроӣ дурӯғе,
Нагардад з-он чароғи ӯ фурӯғе.
Чаро дӯзӣ ба қадди зишт дебо,
Чу аз дебо нагардад зишт зебо?
Зи дебо зишт зебоӣ наёбад,
Вале дебо сӯи зиштӣ шитобад.
Рухи гулрангро гулгуна бояд,
К-аш аз гулгуна гулрангӣ физояд.
Чу гулгуна ба рӯи тира молӣ,
Набинад дида з-он ҷуз тираҳолӣ.

Зи ошиқон чу Юсуф кас набуда,
Ҷамолаш аз ҳама хубон фузуда.
Зи хубон ҳар киро сонӣ надонанд,
Зи аввал Юсуфӣ сониш хонанд.
Набуд аз маъшуқон кас чун Зулайхо,
Ба ишқ аз ҷумла буд афзун Зулайхо.
Зи тифлӣ то ба пирӣ ишқ варзид,
Ба шоҳиву амирӣ ишқ варзид.
Пас аз пириву аҷзу нотавонӣ,
Чу бозаш тоза шуд аҳди ҷавонӣ.
Ба ҷуз роҳи вафои ишқ наспурд,
Ба он зоду ба он буду бар он мурд.
Дар ин нома сухан ронам зи ҳар як,
Ба хома гавҳар афшонам зи ҳар як.
Ба ҳар накде, к-аз эшон харҷ созам,
Зи ҳикмат тоза ганҷе дарк созам.
Тамаъ дорам, ки гар ногаҳ шигарфе,
Бихонад з-ин муҳаббатнома ҳарфе.
Натобад номасон бар рӯи ман пушт,
Насояд номаваш бар ҳарфам ангушт.
Ба давродавр агар бинад хатое,
Наёрад бар сари ман моҷарое.
Ба қадри вусъ дар ислоҳ кӯшад
В-агар ислоҳ натвонад, бипӯшад.

* * *

Чунин гуфт он сухандону сухансанҷ,
Ки дар ганҷина будаш аз сухан ганҷ.
Ки дар мағрибзамин шоҳе баномус,
Ҳаме зад кӯси шоҳӣ, ном Таймус.
Ҳама асбоби шоҳӣ ҳосили ӯ,
Намонда орзуе дар дили ӯ.
Зи фарқаш тоҷро иқболмандӣ,
Зи пояш тахтро поябаландӣ.
Фалак дар хайлаш аз ҷавзо камарбанд,
Зафар бо банди теғаш сахт пайванд.

Зулайхо ном зебо духтаре дошт,
Ки бо ӯ аз ҳама олам саре дошт.
На духтар, ахтаре аз бурҷи шоҳӣ,
Фурӯзон ахтаре аз дурҷи шоҳӣ.
Нағунҷад дар баён васфи ҷамолаш,
Кунам табъозмоӣ бо хаёлаш.
Зи сар то по фуруд оям чу мӯяш,
Шавам равшанзамир аз акси рӯяш.
Зи нӯшин лаълаш истимдод ҷӯям,
Зи васфаш он чӣ дарғунҷад, бигӯям.
Қадаш нахле зи раҳмат офарида,
Зи бӯстони латофат сар кашида.
Зи ҷуи шаҳриёрӣ об хӯрда,
Зи сарви ҷӯйборӣ об бурда.
Ба фарқаш мӯй-доми ҳушмандон,
Аз ӯ то мушк фарқ, аммо на чандон.
Варовон мӯшикофӣ карда шона,
Ниҳода фарқи нозук дар миёна.
Зи фарқи ӯ дунима нофаро дил,
В-аз ӯ дар нофа кори мушк мушкил.
Фурӯ овехта зулфи сумансой,
Фиканда шохи гулро соя дар пой.
Ду гесуяш ду ҳиндуи расансоз,
Зи шамшоди сарафрозаш расан боз.
Фалак дарси камолаш карда талқин,
Ниҳода аз ҷабинаш лавҳи симин.
Зи тарфи лавҳи симинаш намуда,
Ду нуни сарнагун аз мушки суда.
Ба зери он ду нун турфа ду содаш,
Навишта килки сунъи устодаш.
Зи ҳадди нуни ӯ то ҳалқаи мим,
Алифворе кашида бинӣ аз сим.
Фузуда аз алиф сифри даҳонро,
Яке даҳ карда ошӯби ҷаҳонро.
Шуда синаш аён аз лаъли хандон,
Кушода мимро укда ба дандон.
Зи бӯстони ирам рӯяш намуна,

Дар ӯ гулҳо шукуфта гуна-гуна.
Ба рӯ ҳар ҷониб аз холе нишоне,
Чу зангибаччагон дар гулситоне.
Занахдонаш, ки мими безакот аст,
Дар ӯ чоҳе пур аз оби ҳаёт аст.
Ба зери ғабғаб ар доно барад роҳ,
Бувад гирдомада рашҳе аз он чоҳ.
Қарори дил бувад ноёб он ҷо,
Ки ҳам чоҳ асту ҳам гирдоб он ҷо.
Баёзи гарданаш софитар аз оҷ,
Ба гардан оварндаш оҳувон боҷ.
Бару дӯшаш зада таъна суманро,
Гул андар ҷайб карда пираҳанро.
Ду пистон ҳар яке чун қуббаи нур,
Ҳубобе хоста аз айни кофур.
Ду нори тоза барраста зи як шох,
Кафи уммедашон набсуда густох.
Зи бозу ганҷи симаш дар бағал буд,
Иёри сим пеши ӯ дағал буд.
Паи таъвизи он покиза чун дурр,
Дили покони олам аз дуо пур.
Парирӯён ба ҷон карда писандаш,
Раги ҷон сохта таъвизбандаш.
Зи тороҷи сарони тоҷу дайҳим,
Ду соид остинаш карда пурсим.
Кафаш роҳатдеҳи ҳар меҳнатандеш,
Ниҳода марҳаме бар ҳар дили реш.
Ба даст оварда з-ангуштон қаламҳо,
Зада аз меҳр бар дилҳо рақамҳо.
Дил аз ҳар нохунаш баста хаёле,
Фузуда бар сари бадре ҳилоле.
Ба панҷ ангушт маҳро бурда панҷа,
Зи зӯри панҷа маҳро карда ранҷа.
Миёнаш мӯй, бал к-аз мӯй ниме,
Зи борикӣ бар ӯ аз мӯй биме.
Наёрастӣ камар аз мӯй бастан,
К-аз он мӯ будияш бими гусастан.

Шикам чун тахтаи қоқум кашида,
Ба нарми доя нофи ӯ бурида.
Суринаш кӯҳе, аммо сими сода,
Чӣ кӯҳе к-аз камар зер уфтода?!
Бад-он нармӣ, ки гар афшурдияш мушт,
Бурун рафтӣ хамироин зи ангушт.
Зи дастафшори зарин пасхамаш шав,
Биё в-ин сими дастафшор бишнав.
Зи зери ноф то болои зону,
Нагӯям ҳеҷ ҳарфе кӯҳнаву ну.
Надода дар ҳарими он ҳарамгоҳ,
Ҳисори исматаш андешаи роҳ.
Сухан ронам зи соқи ӯ, ки чун аст,
Бинои ҳуснро симинсутун аст.
Ба ном эзад бувад гулдастаи нур,
Вале аз чашми ҳар бенур мастур.
Сафои ӯ намуд оинаро рӯ,
Даромад аз адаб пешаш ба зону.
Аз он оина ҳамзонуи ӯ шуд,
Ки файзи нурёб аз рӯи ӯ шуд.
Ба вай ҳар кас, ки ҳамзону нишинад,
Рухи давлат дар он оина бинад.
Қадам дар лутф низ аз соқ кам нест,
Чу ӯ дар лутф кас соҳибқадам нест.
Чунон будӣ, чу рафтӣ чусту чобук,
Қадам аз пошна то панҷа нозук.
На ҳаргиз дар дилаш боре нишаста,
На як бораш ба по хоре шикаста.
Набуда ошиқу маъшуқ касро,
Надода раҳ ба хотир ин ҳавасро.
Ба шаб чун наргиси сероб хуфтӣ,
Саҳар чун ғунчаи хандон шукуфтӣ.
Ба симин лӯъбатон аз хурдсолон,
Ба саҳни хона дар раъноғизолон.
Вале фориғ зи лӯъбат чархи даввор,
Набудӣ ғайри луъбатбозияш кор.
Бад-ин сон хурраму дилшод будӣ,

В-аз он ғам хотираш озод будӣ.
К-аш аз айём бар гардан чӣ ояд,
В-аз ин шабҳои обистан чӣ зояд.
Сухан з-осамонҳо фуруд омадааст,
Ба иқлими ҷонҳо фуруд омадааст.
Кушода зи иқлими ҷон пару бол,
Чу товус дар ҷилвагоҳи хаёл.
Гаҳе гашта бар вай чу тифлон савор,
Ба Рум омада аз раҳи Зангбор.
Чу Аббосиён дар абои сиёҳ,
Саводи басар сохта ҷилвагоҳ.
Гаҳе бодпои нафас зери рон,
Бурун ронда аз роҳгузори забон.
Фуруд омада з-ин фазои фарох,
Ба даҳлезаи танги кохии симох.
Зи завқи қудумаш дили тезҳуш,
Бувад дида бар равзани чашму гӯш.
Аз он бингарад ҷилваи нози ӯ,
В-аз ин бишнавад дилкаш овози ӯ.
Аз он ҷилва қавну макон пуршуоъ,
В-аз ин нағма ҷону ҷаҳон дар самоъ.
Бувад тобиши меҳру моҳ аз сухан,
Бувад гардиши нӯҳ сипеҳр аз сухан.
Ду ҳарфан зи дафтараш кофу нун,
Ба ҳастӣ шуда нестро раҳнамун.
Сухан гар набудӣ набудӣ қалам,
Ба лавҳи баён сар насудӣ қалам.
Қалам з-ӯст нолон ба чанги дабир,
Навои тараб з-он ба лаҳни сарир.
Забони муғанӣ бурун з-он наво,
Бувад чун тане монда аз ҷон ҷудо.
Тиҳӣ з-он наво чангу даф нағз нест,
Чӣ ҳосил аз он пӯст, к-аш мағз нест?
Сухан мояи сеҳру афсун бувад,
Ба тахсис вақте, ки мавзун бувад.
Аз он сеҳр бастам забон чанд бор,
В-аз он нодирафсун шудам тавбакор.

Валекин чу буд он маро дар сиришт,
Нагашт аз сарам ҳарфи он сарнавишт.
Дигарбора гаштам ба он ҳарф боз,
Суханро ба ҳар сурате ҳарфсоз.
Задам умре аз бемисолон масал,
Сурудам ба васфи ғизолон ғазал.
Қаламвор аз сар қадам сохтам,
Зи мушкинхатон нома пардохтам.
Дам аз содарӯёни зебо задам,
Ғазалро зи маҳ хайма боло задам.
Намудам раҳи рост ушшоқро,
Зи овоза пур кардам офоқро.
Ба қасди қасоид шудам тезгом,
Баромад ба назми муаммом ном.
Зи бечорапгиҳо дар ин чорсӯй,
Ба қавли рубоӣ шудам чораҷӯй.
Чунин кардам пушти ҳикмат қавӣ,
Диҳам маснавиро либоси навӣ.
Куҳан маснавиҳои пирони кор,
Ки мондаст аз он рафтагон ёдгор.
Агарчи равонбахшу ҷонпарвар аст,
Дар ашъори нав лаззати дигар аст.
Ба чандин ҳунар пир оростаст,
Вале не чу хубони навхостаст.
Дили навниёзони кӯи умед,
Хати сабз хоҳад на мӯи сафед.
Низомӣ, ки устоди ин фан вай аст,
Дар ин базмгоҳ шамъи равшан вай аст.
Зи вайронаи Ганҷа шуд ганҷсанҷ,
Расонид ганҷи гуҳарро ба панҷ.
Чу Хусрав аз он панҷа ҳампанҷа шуд,
В-аз он бозуи фикраташ ранҷа шуд.
Кафаш буд аз он гунна гавҳар тиҳӣ,
Деҳиш сохт, лек аз зари даҳдиҳӣ.
Зар аз сии агарчанд бартар бувад,
Басе камтар аз дурру гавҳар бувад.
Мани муфлиси уру дур аз гуҳар,

На дар ҳуққа гавҳар, на дар сура зар.
Дар ин коргоҳи фусуну фусус,
Зи мис сохтам панҷ ганҷе фулус.
Ману шармсорӣ зи даҳ ганҷашон,
Ки ин панҷи манн нест даҳпанҷашон.
Вале дошт чун зӯри поям навӣ,
Задам гоми ҳиммат ба чобукравӣ.
Кушодам ба  мифтоҳи азми дуруст,
Дари ганҷи гуфторро в-аз нахуст.
Зи лаб тӯҳфа овардам аҳрорро,
Ба каф сабҳа биспурдам аброрро.
В-аз ин пас чу килки тасарруф задам,
Рақам бар Зулайхову Юсуф задам.
Чу тифлон зи най чун фарас сохтам,
Ба Лайливу Маҷнун фарас тохтам.
Чу з-ин чор шуд табъи манн комёб,
Кунун овардам рӯ ба панҷум китоб.
Ба як силк хоҳам гавҳар кашид,
Хирадномаҳо к-аз Сикандар расид.
Хираднома з-он ихтиёри ман аст,
Ки афсонахонӣ на кори ман аст.
Зи асрори ҳикмат сухан рондан,
Беҳ аз қиссаҳои куҳан хондан.
Зи Баҳроми Гӯраш нарондам сухун,
Накоштам ба боғи худ он сарвбун.
Чу маъмураи умр шуд хоктӯд,
Зи меъморин «Ҳафт пайкар» чӣ суд?
Бар он баҳр як маснавӣ доштам,
Ки тухми ҳақоиқ дар он коштам.
Ҳама нуктаҳои ҳакимони дил,
Ҳикоёти арбоби кафшу яқин.
Чу ин гавҳарам буд аз он баҳри жарф,
Муқаррар нарондам дар он баҳр ҳарф.
Сухан гарчи бошад чу оби зулол,
Зи такрор хезад ғубори малол.
Чу афтод бе он ба корам халал,
Талофиш кардам ба неъматбадал.

Шудам аз дигар баҳр гавҳарфишон,
В-аз он кардам аброрро сабҳахон.
Дареғо, ки бугзашт умри шариф,
Ба ҷамъи қавофию фикри радиф.
Кунад қофия танг бар манн нафас,
Аз он чун радифам фитад кор пас.
Наёяд бурун ҳарф аз хомаам,
Ки набвад сияҳрӯии номам.
Чу бар даст набвад шаш ангушт х(в)аш,
Чаро созам аз аз хома ангушт шаш?
Зи роҳи хирад хат чу берунӣ аст,
Ба каф хома ангушти афзунӣ аст.
Ҳузури дил аз даст додам ба накд,
Ки бикри суханро дарорам ба акд.
Рамид аз манн в-ин нагардад ром,
Гирифт он ҳаво в-ин наёмад ба дом.
Кунун медиҳад даври чархам ба ёд,
Ба зарбулмасал қиссаи ғуку ход.

* * *

Яке тозабарнои навхоста,
Ба шоҳона хилъат тан ороста.
Даромад бар озод марде ҳаким,
Ба хилватсарои қаноат муқим.
Ҳакимаш чу дид ончунон, бигзаронд,
Ба болову бар садри маҷлис нишонд.
Чу барно навои сухан соз кард,
Дари гуфтугӯ барии ӯ боз кард.
Зи ҳар ҷо суханҳои бисёр гуфт,
Вале ҷумла берун зи ҳинҷор гуфт.
На лафзаш фасеҳу на маънӣ саҳеҳ,
Ба ҳар лафзи маъни хатое сареҳ.
Ба беҳуда чун шуд забонаш равон,
Бад-ӯ гуфт пири куҳан, к-эй ҷавон.
Ба деги сухан чун най нағз паз,
Макун ҷомаи нағз аз аксуну хаз!

Бурун медиҳӣ аз забон айби хеш,
Зи ҷома чӣ мегирӣ ин парда пеш?
Чу ҷома сухан бе каму кост кун,
Ва ё ҷомаро бо сухан рост кун!
Биё, соқиё, бин ба дилтангиям,
Бубахш аз манн лаъл якрангиям.
Чу ҷоми булӯр аз ман лолагун,
Бурунам баровар ба ранги дарун.
Биё, мутрибо, баркаш оҳангро,
Раҳи сулҳ кун навбати ҷангро.
Зи таркибҳои мувофиқнағам,
Шавад сад мухолиф мувофиқ ба ҳам.

* * *

Чун Саломон гӯш кардӣ ин сухан,
Ёфтӣ майле ба вай аз хештан.
Ин сухан чун борҳо такрор ёфт,
Дар дарун он майлро бисёр ёфт.
Чун зи вай дарёфт ин маънӣ ҳаким,
Кард андар Зуҳра таъсири азим.
Чист он Зуҳра камолоти баланд,
К-аз висоли ӯ шавад ҷон арҷманд.
З-он ҷамоли акл нуронӣ шавад,
Подшоҳи мулки инсонӣ шавад.
Нақши Абсол аз замири ӯ бишуст,
Меҳри рӯйи Зуҳра бар вай шуд дуруст.
Ҳусни боқӣ диду аз фонӣ бурид,
Айши боқиро зи фонӣ баргузид.
Суҳбате з-овезиши ағёр дур,
Роҳате з-омезиши тимор дур.
Не маломатпеша бо эшон ба ҷанг,
Не нифоқандеша бо эшон дуранг.
Гул дар оғӯшу хароши хор не,
Ганҷ дар паҳлӯву ранҷи мор не.
Ҳар замон дар марғзоре карда хоб,

Ҳар нафас аз чашмасоре хӯрда об.
Гоҳ бо булбул ба гуфтор омада,
Гоҳ бо тӯтӣ шакархор омада,
Гоҳ бо товус дар ҷавлонгарӣ,
Гоҳ дар рафтор бо кабки дарӣ.
Қисса кӯтаҳ дил пур аз айшу тараб,
Ҳарду мебурданд рӯзи худ ба шаб.
Зуҳра гуфтӣ шамъи ҷамъи анҷум аст,
Пеши ӯ ҳусни ҳама хубон гум аст.
Гар ҷамолаш хешро пайдо кунад,
Офтобу Моҳро шайдо кунад.
Нест аз вай дар ғино кас тезтар,
Базми ишратро нишотангезтар.
Гӯши гардун бар навои чанги ӯст,
Дар самои доим аз оҳанги ӯст.

* * *

Лутфи табъаш дар сухан мӯ мешикофт,
Лафз нашнида ба маънӣ мешитофт.
Чун Сурайё пояи назмаш баланд,
Чун Банотуннаъшнасраш арҷманд.
Дар латоиф лаъли ӯ ҳозирҷавоб,
Дар дақоиқ,фаҳми ӯ софӣ чу об.
Хатти ӯ чун хатти хубон дилфиреб,
Хушнависон з-ӯ чу ошиқ ношикеб.
Чун гирифтӣ хомаи мушкинрақам,
Офарин кардӣ бар ӯ лавҳу қалам.

## ФАСЛИ ДУВУМ

## ДАР БОБИ ИЛМУДОНИШ
## ВА ҲУНАРУҲУНАРМАНДӢ

Ҳар амал дорад ба илме эҳтиёҷ,
Кӯшиш аз дониш ҳамегирад ривоҷ.
Он чӣ худ донӣ, равиш мекун ба он,
В-он чӣ не, мепурс аз донишварон.

* * *

Илме, ки ногузири ту бошад, бад-он гирой,
В-онро, к-аз он гузир бувад, ҷустуҷӯ макун!
В-он дам, ки ҳосили ту шавад илми ногузир,
Ғайр аз амал ба муҷиби он орзу макун.

* * *

Мазан пушти по бахти фирӯзро,
Ба қисмат се кун ҳар шабонрӯзро:
Якеро ба таҳсили дониш гузор,
Ки бедонишӣ нест ҷуз айбу ор.
Ба дониш шав андар дувум коргар,
Саюмро ба бедонишон бар ба сар.

* * *

Марди саркаш зи ҳунарҳо орист,
Пушти хам хосияти пурборист.
Шохи бемева кашад сар ба қиём,
Шохи пур мешавад хам ба салом.

* * *

Ҷоҳил,ки лофи фазл занад, кош аз нахус,
Он нақдро зи кисаи худ ҷустуҷӯ кунад.

Хар кай занад зи моидаи исавӣ нафас,
Гар з-он ки сар ба тубраи худ фурӯ кунад.
Боде, ки зи нойи ҷаҳл мехезад,
Дар дидаи ақл хок безад.
Ҳарфе, ки на донишаш нигорад,
Дар нома сиёҳрӯй орад.

* * *

Бизан шишаи хасмро санги ҳилм,
Бишӯ зулмати ҷаҳлро з-оби илм.

* * *

Дилатро ба донишварӣ дор хуш,
Чу донистӣ, онгоҳ дар кор кӯш.

* * *

Ҳилм киштиву ғазабтӯфон аст,
Соҳиби ҳилм чу киштибон аст.

* * *

Чун шавад пур зи обу нон шикам,
Гардад аз сина илму дониш кам.
Худ чӣ дониш бувад дар он сина,
Ки бувад ҷои шаҳвату кина.
В-ар бувад донише, зи ҷаҳл кам аст,
З-он ки аз баҳри фарҷ ё шикам аст.
Дониши хешро чу харҷ кунад,
Баҳри шаҳвоти батну фарҷ кунад.
Ҳар киро бингарӣ зи душману дӯст,
Қимматиӯ ба қадри ҳиммати ӯст.
Ҳар киро ҳиммат он бувад, ким удом,
Равадаш дар дарун шаробу таом.
Қиматиӯ агар бияфзояд,

Он бувад, к-аз дарун бурун ояд.
Чӣ аз ин зишттар бувад ба ҷаҳон,
Ки туфайли шикам куни дилу ҷон?!...
Агар дарҷаҳон набвад омӯзгор,
Шавад тира аз бехирад рӯзгор.
Тафовут бувад аҳли тамйизро,
Ба ҳар кас надоданд ҳар чизро.
Ҳамон беҳ, ки нодон ба доно равад,
Ки аз донишаш кор боло равад.
Чу нодон зи доно кунад саркашӣ,
Набинад зи даврони гетӣ х(в)ашӣ.
Агар шоҳи даврон набошад ҳаким,
Бувад дар ҳазизи ҷаҳолат муқим.
Аз ӯ шеваи ҷаҳл хезад ҳама,
В-аз ӯ меваи зулм резад ҳама.
Аз ӯ хатти бад комгорӣ бувад,
Насиби хирад хоксорӣ бувад.

* * *

Аниси кунҷи танҳоӣ китоб аст,
Фурӯғи субҳи доноӣ китоб аст.
Бувад бе музду миннат устоде,
Зи дониш бахшадат ҳар дам кушоде;
Надиме, мағздоре, пӯстпӯше,
Ба сирри кор гӯёе, хамӯше,
Дарунаш ҳамчу ғунча аз варақ пур,
Ба қиммат ҳар варақ з-он як табақ дурр.

* * *

Хирадро асар дар дили оқилон,
Фузун бошад аз теғ бар ҷоҳилон.
Бимонад мудом он асар дар замир,
Шавад ин ба якчанд дармонпазир.

Ҳар киро аз хирад мадад бошад,
Кай дар ин тан диҳад, ки бад бошад?!
Пардакушои ҳунари хеш бош,
Нархфизои гуҳари хеш бош!

* * *

Фаровон шуғлҳоро андаке кун,
Зи олам рӯи шуғл андар яке кун.
Агар бошад шаби торик, агар рӯз,
Ба ҳар вақте ки бошад, дил дар ӯ дӯз.

* * *

Қадам аз кони хеш берун неҳ,
Гавҳари хешроривоҷе деҳ.
То гуҳар ҷой карда дар кон аст,
Қимати ӯ зи халқ пинҳон аст.

* * *

Бувад қимати гавҳар аз обу ранг,
Чӣғам з-он , ки хурдаст нисбат ба санг?!

* * *

Даруни тира аз майли захориф,
Забон макшой дар шаҳри маориф.
Маориф гар чу мӯ борик бошад,
Чӣ ҳосил, з-он чу дил торик бошад?!

* * *

Ҳақи маънӣ биталаб аз ҳар ҳарф,
Нек даррав ба таки маънии жарф.
Писта ҳар чанд, ки сарбаста нақӯст,
Беҳ, ки аз мағз дорад дар вай пӯст.

Бе гӯшу забон чи хуш бувад фаҳмхитоб,
З-ин хомӯши гӯё, ки китоб аст, китоб!

* * *

Зи доноён бувад ин нуқта машҳур,
Ки дониш дар кутуб, доност дар гӯр.

* * *

Зи оқил басе то ба ҷоҳил раҳ аст,
Раҳи ҳар яке з-он дигар кӯтаҳ аст.

* * *

Бикун з-ин корхона дар кутуб рӯй,
Хаёли хешро деҳ бо кутуб хӯй!

* * *

Зи гӯш ар наяфтад ба дил нури ҳуш,
Чӣ сӯрохи гӯшу чӣ сӯрохи муш?

* * *

Хуштар зи китоб дар ҷаҳон ёре нест,
Дар ғамкадаи замона ғамхоре нест.
Ҳар лаҳза аз ӯ ба гӯшаи танҳоӣ,
Сад роҳате ҳасту ҳаргиз озоре нест.

* * *

Қонеъ нашавӣ ба ҳарчи ёбӣ,
Аз хуб ба хубтар шитобӣ.

Чу нодонон на дар банди падар бош,
Падар бигзору фарзанди ҳунар бош!

* * *

Дар ҳунар кӯш, ки зар чизе нест,
Ганҷи зар пеши ҳунар чизе нест.
Ҳунаре не, ки диҳад ганҷи зарат,
Ҳунаре аз дилу ҷон ранҷбарат.

* * *

Боядат мансаби баланд, бикӯш,
То ба фазлу ҳунар кунӣ пайванд.
На ба мансаб бувад баландии мард,
Балки мансаб шавад ба мард баланд!

* * *

Ҳар сабақро, ки ниҳӣ пеши назар,
То надонӣ, зи сари он магузар!

* * *

Илм дорад туруқи гуногун,
Марав аз ҳадди зарурат берун.
Умр кам, фазлу адаб бисёр аст,
Касби он кун, ки туро ночор аст!

* * *

Зи дониш шавад кори гетӣ басоз,
Зи бедонишӣ кор гардад дароз.
Зи дил сар занад сирри дониш нахуст,
Ки бар дасту по кор гардад дуруст.

* * *

Ҳар писар, к-ӯ аз падар лофад, на аз илму ҳунар,
Филмасал гар дидаро мардум бувад, номардум аст.

Шохи бебор, ар ки бошад аз дарахти мевадор,
Чун наёрад бору мева, дар ҳисоби ҳезум аст.

* * *

Бо дусад хирман зари комилиёр,
Ним ҷав ҳуш ар фурӯшад рӯзгор.
Бихрад он беҳтар, ки умре хун хӯрад,
То харад он ним ҷав ҳушу хирад.
Не, ки гирад як-ду ҷуръа май ба каф,
Нақди донишро кунад яксар талаф.
По ниҳад аз ҳадди доноӣ бурун,
Рехти хеш орад ба сарҳадди ҷунун.

* * *

Наёбад ҳеҷ кас умри дубора,
Ба илме рав, к-аз онат нест чора!

* * *

Бош доно бе луҷоҷу бе ситез,
Ё рав андар сояи доно гурез!

* * *

Ба кор ор илме, ки омӯхтӣ,
Макуш машъалеро, ки афрӯхтӣ.

* * *

Илм чу донӣ, зи амал сар мапеҷ,
Дониши бекор наярзад ба ҳеҷ.

* * *

Дилатро ба донишварӣ дор хуш,
Чу донистӣ, он гоҳ дар кор кӯш!

Ҳар амал дорад ба илме эҳтиёҷ,
Кӯшиш аз дониш ҳамегирад ривоҷ.

* * *

Ончи худ донӣ равиш мекун бар он
В-он чи не, мапурс аз донишварон!

* * *

Шунав панду дониш ба он ёр кун.
Чу донистӣ, он гаҳ бад-он кор кун!

* * *

Чу касби илм кардӣ, дар амал кӯш,
Ки илми беамал заҳрест бе нӯш.
Чӣҳосил з-он ки донӣ кимиёро,
Миси худро накарда зарри соро?!

* * *

Амал, к-аз маънии ихлос орист,
Ба завқи пухтакорон хомкорист.

* * *

Ҳар нуқта, к-ояд аз лабу дандон чу гавҳарест,
Хуш он, ки сохт ганҷи гуҳар дурҷи синаро.
Донодил аз ҷавоҳири ҳикмат хазинаест,
Аз хештан мадор ҷудо ин хазинаро.

* * *

Дар ҷавонӣ саъй кун гар бехалал хоҳӣ амал,
Мева бенуқсон бувад чун аз дарахти навбар аст.

Гар надорад симу зар доно, манеҳ номаш гадо,
Дар бараш дил баҳри дониш, ӯ шаҳи баҳру бар аст.

* * *

Машав ғарра з-оби ҳунарҳои хеш,
Нигаҳ дор бар ҷойгаҳ пои хеш!

* * *

Бад-ин нуқта донову бихрад шудам,
Ки доно ба нодонии х(в)ад шудам.

* * *

Ҳамон беҳ, ки нодон ба доно равад,
Ки аз донишаш кор боло равад.
Чу нодон зи доно кунад саркашӣ,
Набинад зи даврони гетӣ  х(в)ашӣ.

* * *

Рахна, к-аз нодонӣ афтад дар мизоҷ,
Ёбад аз донову доной илоҷ.

* * *

Илме, ки ногузори ту бошад, бад-он гарой,
В-онро к-аз он гузир бувад, ҷустуҷӯ макун.
В-он дам, ки ҳосили ту шавад илми ногузир,
Ғайр аз амал ба мӯҷиби он орзу макун!

* * *

Илме, ки ногузири ту бошад, бад-он гирой,
В-онро к-аз он гузир бувад, ҷустуҷӯ макуин.
В-он дам, ки ҳосили ту шавад илми ногузир,
Ғайр аз амал ба мӯҷиб он орзу макун.

Қимати мард на аз симу зар аст,
Қимати мард ба қадри ҳунар аст.
Эй басо банда, ки аз баҳри ҳунар,
Қадраш аз хоҷа басо бештар аст!
В-эй басо хоҷа, ки аз беҳунарӣ
Дар раҳи бандаи худ пайсипар аст.

* * *

Тан бувад чун ғилофу ҷон шамшер,
Кор шамшер мекунад, на ғилоф.

* * *

Боядат мансаби баланд, бикӯш,
То ба фазлу ҳунар кунӣ пайванд.
На ба мансаб бувад баландии мард,
Балки мансаб шавад ба мард баланд.

* * *

Ҳар кӣ оқил бинӣ, ӯро бахраест,
Накди вакт аз мояи девонагӣ.
Мезияд аз офтоби ҳодисот,
Шодмон дар сояи девонагӣ.

* * *

Фақеҳи шаҳр занад лофи он ба маҷлиси ом,
КИ ошкору ниҳони улум медонад.
Ҷавоби ҳар чӣ аз ӯ пурсӣ,
Ишорате бикунад ё саре биҷунбонад.

* * *

Ҳоли нодонро зи нодон беҳ намедонад касе,
Гарчи дар дониш фузун аз Бӯалӣ Сино бувад.

Таъни нобино мазан, эй дам зи биноӣ зада,
З-он ки нобино ба кори хештан бино бувад.

* * *

Он чӣ аз неку бад бар аҳли ҷаҳон,
Дар ҷаҳон ошкора хоҳад шуд.
Ҳар чӣ гардад дубора охири кор,
Он дубора себора хоҳад шуд.

* * *

Қимати мард на аз симу зар аст,
Қимати мард ба қадри ҳунар аст.
Эй басо банда, ки аз касбу ҳунар,
Қадраш аз хоҷа басе бештар аст.
В-эй, басо хоҷа, ки аз беҳунарӣ,
Дар раҳи бандаи худ пайсипар аст!

* * *

Тоҷи сари ҷумла ҳунарҳост илм,
Қуфлкушои ҳама дарҳост илм.

* * *

Тавозӯъ кун онро, ки донишвар аст,
Ба дониш зи ту қадри ӯ бартар аст.

* * *

Нахуст аз илму дониш баҳравар шав,
Зи ҷаҳлободи нодонӣ бадар шав!

* * *

Дар талаби илм камар чуст кун,
Даст зи ашғоли дигар суст кун!

Бувад маълуми ҳар озоду банда,
Ки нодон мурдаву доност зинда.

* * *

Мазан пушти по бахти фирӯзро,
Ба қисмат се кун ҳар шабонрӯзро.
Якеро ба таҳсили дониш гузор,
Ки бедонишӣ нест ҷуз айбу ор.

Ба дониш шав андар дувум коргар,
Савумро ба бедонишон бар ба сар!

* * *

Дар касби камол боядат ҷаҳд,
Дар беҳталабӣ ба сар барӣ аҳд!
Гирдоби талаб васеу дур аст,
Дарёи улум дуру ғур аст.

* * *

Вақтро гуфтан теғи буррон,
Ки бувад бе таваққуфе гузарон.
Ҳар куҷо тез бигзарад он теғ,
Во нагардад ба вой-вою дареғ.
Гарчи бошад гузаштанаш нафасе,
Лек таъсири ӯқавист басе,
Қотеъ аз баҳри душман аст ин сайф,
Ту кушӣ дӯст ҳайф бошад, ҳайф!

* * *

Шиносои таърихҳои куҳан,
Чунин рондааст аз Сикандар Сухан,

Ки машшотаи давлати Файлақус,
Чу ороcт рӯи замин чун арӯс.
Зи дамсозии ин арӯсаш ба бар,
Худо дод пиронасар як писар.
Писар не, ки гардунсадаф гавҳаре,
Фурӯзон зи авҷи шараф ахтаре.
Зи бахшиданомони чархи кабуд,
Паи номаш Искандар омад фуруд.
Чу бигзашт соли вай аз ҳафту ҳашт,
В-аз ӯ фарри шоҳӣ фурӯзанда гашт.
Падар соҳиби аҳди худ сохташ,
Ба тоҷи каёнӣ сар афрохташ.
Қавипанҷагонро бад-ӯ дод даст,
Саронро ба ҷуз хидматаш пойбаст.
Чу байъатирифташ зи гарданкашон,
Ба сарчашмаи илм додаш нишон.
Фиристод пеши Аристолисаш,
Ки гардад зи нобихрадӣ ҳорисаш.
Бад-ӯ дод пайғом, к-эй файласуф,
Ки хуршеди ту растааст аз кусуф.
Сипеҳри хирадро туӣ офтоб,
Зи файзи ту Юнонзамин нурёб.
Зи дониш ишавад кори гетӣ ба соз,
Зи бедонишӣ кор гардад дароз.
Зи дил сар занад сирри дониш нахуст,
Ки бар дасту по кор гардад дуруст.
Агар дар ҷаҳон набвад омӯзгор,
Шавад тира аз бехирад рӯзгор.
Тафовут бувад аҳли тамйизро,
Ба ҳар кас надоданд ҳар чизро.
Ҳамон беҳ, ки нодон ба доно равад,
Ки аз донишаш кор боло равад.
Чу нодон ба доно кунад саркашӣ,
Набинад зи даврони гетӣ х(в)ашӣ.
Агар шоҳи даврон набошад ҳаким,
Бувад дар ҳазизи ҷаҳолат муқим.
Аз ӯ шеваи ҷаҳл хезад ҳама,

В-аз ӯ меваи зулм резад ҳама.
Аз ӯ хатти бад комгорӣ бувад,
Насиби накӯ хоксорӣ бувад.
Сикандар, ки парвардаи маҳдам ӯст,
Бар авранги шоҳӣ валиаҳдам ӯст.
Зи ҳар нақш лавҳи дилаш сода аст,
Вале нақшро қобил афтодааст.
Ба қонуни иқбол донош кун,
Ба асбоби давлат тавонош кун!
Зи ҳикмат бад-он сон кунаш баҳраманд,
Ки созад пас аз марг номам баланд.
Диҳад гавҳарашро адолат шараф,
Маро гардад андар адолат халаф.
Шавад арсаи даҳр обод аз ӯ,
Дилу ҷони ғамдидагон шод аз ӯ.
Аристолис ин нуқтаҳо чун шунуд,
Ба дарси Сикандар забонро кушуд.
Ба ҳикмат чароғи дил афрӯхташ,
Раҳи ҳалли ҳар мушкил омӯхташ.
Сикандар, ки табъи ҳунарсанҷ дошт,
Ба имкон дарун аз ҳунар ганҷ дошт.
Нашуд зоеъ андаар талаб ранҷҳош,
Зи имкон ба феъл омад он ганҷҳош.
Ба наққодии фикри равшан, ки буд,
Гузашт аз рафиқон ба ҳар фан, ки буд.
Ба имдоди устоду ҳамкор низ,
Бидонист асрори бисёр чиз.
Зи дил ҳарфи нобихрадӣ коста,
Ба илми табиӣ шуд ороста.
Кашид аз ҷамоли табоеъ ниқоб,
Зи аҷсому аъроз шуд бахраёб.
В-аз он пас раҳи ҷаҳлкоҳӣ гирифт,
Фурӯғ аз улуми илоҳӣ гирифт.
Ба яздоншиносӣ олам барфарохт,
Зи донишпажӯҳӣ худоро шинохт.
Шуд аз фусҳати хотири огаҳаш,
Риёзи риёзӣ тамошогаҳаш.
Зи Уқлидус «Уқлид»-аш омад ба даст,

Тилисмоти ганҷи «Маҷастӣ» шикаст.
Камолоти вай шуд зи қувватсарой,
Ба сарманзили феъл мӯҳталкушой.
Ниҳолаш дар боғи қавну фасод,
Шукуфа бароварду барг низ дод.
Шуд аз гардиши чархи деринасос,
Ҳақоиқпазиру доқоиқшинос.
Бале, ҳикмат он аст пеши ҳаким,
Ки баҳри дониш шавад мустақим.
Ба нури дили поку ҳикматпараст,
Барад пой бар ҳар чиз аз ин сон, ки ҳаст.
Чу таҳсини сурат на мақдури ӯст,
Дар ороиши ботин оварда руст.
Кашад хома дар дафтари обу гил,
Зи дониш диҳад зевари ҷону дил.

* * *

Ғарибе зи касбу ҳунар баҳравар,
Тан аз ҷома холӣ, каф аз симу зар.
Ба шаҳри дигар шуд ба тангӣ муқим,
Ки буд андар ӯ шаҳриёре карим.
Ба хулқи каримона бинвохташ,
Ба шуғли қузо мӯҳтарам сохташ.
Ба сар бурд якчанд машғули кор,
Зи ногаҳ ба ӯ тира шуд рӯзгор.
Шуд аз тӯҳмати ҳосиди пурситез,
Ба нокарда ҷурме ба ӯ шоҳ тез.
Ба ғоратгарон гуфт ишорат кунанд,
К-аш аз симу зар хона ғорат кунанд.
Чу бинад тиҳӣ хонаи хештан,
Бибурранд тасҳифи онаш зи тан.
Чу мискиндиле бо дусад ғусса ҷуфт,
Шунид аз лаби шоҳ ин қисса, гуфт:
Наранҷам, ки бар хона ояд шикаст,
Зи тасҳифи онам бидоред даст.
Ман инро зи шаҳри худ овардаам,

На ҳосил ба шаҳри шумо кардам.
Зи шаҳри шумо ҳар чӣ андӯхтам,
Аз он чашми уммед бардӯхтам.
Шумо ҳам раҳи лутф гиред пеш,
Бидӯзед аз овардаам чашми хеш.
Чу шаҳ лутфи гуфтори ӯро шунид,
Зи хашме, ки будаш, фурӯ орамид.
Бифармуд, то даст аз ӯ доштанд,
Чунонаш, ки мехост бигзоштанд.
Зи симу зари хона доман фишонд,
Бишуд оразиҳову зотӣ бимонд.
Биё, соқиё, он оташин май биёр,
Ки сӯзад зи мо он чӣ н-ояд ба кор.
Зари ноби мо гардад афрӯхта,
Шавад, ҳар чӣ не зар бувад, сӯхта.
Биё, мутрибу бод дардам ба най,
Ки аз хирмани ҳастиям боди вай.
Ба дур афганад хоки бегонаро,
Гузорад паи мурғи ҷон донаро.

* * *

Аҳли ҳикмат як ба як шогирди ӯ,
Ҳалқа баста ҷумла гирдогирди ӯ.

* * *

Ман ниҳода рӯй дар роҳи туам,
Камтарин шогирди даргоҳи туам.

* * *

Чашми ақлу илм кӯр аз шаҳват аст,
Дев пеши дида ҳур аз шаҳват аст.
Ҳар куҷо ғавғои шаҳват кард зӯр,
Мебарад аз дил хирад,аз дида нур.
Сели шаҳват ҳар куҷо тӯфон кунад,

Хонаи иқболро вайрон кунад.
Роҳи шаҳват бар гилу лои балост,
Ҳар ки афтад андар ин гил,барнахост.
Ҳар ки як ҷуръа майи шаҳват чашид,
То абад рӯйи халосӣ з-он надид.

*   *   *

Бо хурӯс он тоҷдори сарфароз,
Он муаззин гуфт дар вақти намоз:
«Ҳеҷ доно вақт нашносад чу ту,
В-аз фавоти[60] вақт наҳросад чу ту.
Бо чунин доноӣ, эй дастонсарой,
Кунгури аршат[61] ҳаме боист ҷой.
Мокиёни чандро карда гала,
Чанд гардӣ дар таҳи ҳар мазбала?».

*   *   *

Сонеи бечун чу олам офарид,
Ақли аввалро муқаддам офарид.
Даҳ бувад силки ақул эй хурдадон,
В-он даҳум бошад, муассир дар ҷаҳон.
Коргар чун ӯст дар гетӣ тамом
Ақли фаъолаш аз он карданд ном.
Ӯст дар олам муфайзи хайру шар,
Ӯст дар гетӣ кафили нафъу зар.
Несташ пайванди ҷисмонии ҷисм,
Ганҷи ӯ мустағнӣ омад з-ин тилисм.
Роҳи инсон зодаи таъсири ӯст,
Нафси ҳайвон сухраи тадбири ӯст.
Зери фармони ваянд инҳо ҳама,
Ғарқи эҳсони ваянд инҳо ҳама.

*   *   *

Чист он майли Саломон сӯйи шоҳ,
В-он ниҳодан рӯ ба тахти иззу ҷоҳ?

Майли лаззатҳои ақлӣ кардан аст,
Рӯ ба дорулмулки ақл овардан аст .

* * *

Гуфт: «Эй ҷони Фалотун аз ту шод,
Сад Арасту зери фармони ту бод.
Ақлҳо буданд аз оғоз даҳ,
Сохтӣ даҳро ту акнун ёздаҳ».

* * *

Савлаҷон бар каф ба майдон тохтӣ,
Гӯйи зарин дар миён андохтӣ.
Як ба як чавгонзанон ҷӯёни ҳол,
Гирди як маҳ ҳалқа карда сад ҳилол.
Гарчи будӣ захми чавгон аз ҳама,
Буд чобуктар Саломон аз ҳама.

* * *

Шаҳ чу гаштӣ гирди чавгон бохтан,
Чун камон моил ба тир андохтан,
Аз камондорони хос андар замон,
Хостӣ нокарда зеҳчичикамон,
Бемадад онро ба зеҳ оростӣ,
Бонги «зиҳ!»аз гӯшаҳо бархостӣ.

* * *

Буд дар ҷуду сахо дарёкафе,
Бал, к-аш аз баҳри ато дарё кафе.
Пур шудӣ аз файзи он абри карам
Арсаи гетӣ зи динору дирам.

* * *

Ҳар чӣ гуфтӣ, айни ҳикмат ёфтам,
Дар қабули он ба ҷон биштофтам.
Лек бар рои мунират равшан аст,
К-ихтиёри кор берун аз ман аст.

## ФАСЛИ САВУМ

## ДАР БОБИ МЕҲНАТ, ЗАҲМАТ ВА РАНҶ

Он надидӣ, ки хурдадон ба шакар,
Доруи талхро кунад ширин.
То ба он ҳила аз тани ранҷур,
Бибарад ранҷу меҳнати дерин.

* * *

Шаҳрие шуд зи раҳи дашт ба деҳ,
То кушояд ба дилаш кишт гireҳ.
Дид аз абнои деҳаш деҳқоне,
Бурдаш аз раҳ сӯи бӯстоне.
Боғе ороста чун боғи биҳишт,
Бал, к-аз оростагӣ доғи биҳишт.
Меваҳо тозаву тар шох ба шох,
Рӯзии боғ равон карда фароғ.
Себу амруд ба ҳам мушт зада,
Фундик аз хуррамӣ ангушт зада.
Норпистон саname шохи анор,
Саркаш аз бӯсаву обӣ зи канор.
Токҳо карда дар ӯ бар поя,
Ҳамчу олигуҳарон пурмоя.
Нахшабиҳои вай аз гавҳари пок,
Карда ёқути тар овезаи ток.
Ҳар ки аз фахрии ӯ карда сифот,
Даҳанаш карда пур аз оби ҳаёт.
Шаҳрӣ, алқисса чу он боғ бидид,
Гови нафсаш ба чарогоҳ расид.
Менакард аз пасу аз пеш нигоҳ,
Ҳамчу гурге, ки ниҳад дар рамагоҳ.
Ҳамчу обе, ки зи дашт ояд сахт,

Мева бошох шикастӣ зи дарахт.
Кандӣ он сон зи дарахте себе,
Ки расондӣ ба дарахт осебе.
В-ар бар он себ на дасташ будӣ,
Кардӣ аз санг кулӯх амруде.
Ба сӯи нор чу даст овардӣ,
Ҳуққаи лаъл шикаст овардӣ.
В-ар яке хӯшша зи ток афкандӣ,
Токро поя ба хок афкондӣ.
Бехудиҳош чу деҳқон медид,
Бар худ аз ғусса бар он мепечид.
Шаҳрияш гуфт зи ман ин такупӯй,
В-ар на бар вифқи муродаст бигӯй.
Гуфт манн бо ту чӣ гӯям охир,
В-аз ту инсоф чӣ ҷӯям охир?
На яке дона ба гил коштаӣ,
На ниҳоле зиг ил афроштаӣ.
На замине зи ту ороста гашт,
На дарахте зи ту пероста гашт.
Нашуд аз бел кафат обиладор,
Нашуд ғарқа ба хун обилавор.
Обёрит шабе хоб набурд,
Роҳати хоби туро об набурд.
Дар дилат нест ҷуз ин андеша,
К-ин ба худ руста чу кӯҳу беша.
Кай зи ранҷам шавад огаҳ дили ту,
Нест ҷуз бехабарӣ ҳосили ту.
Ранҷи ҳамдард кӣ донад? Ҳамдард,
Шарҳи он ҳаст ба бедардон сард…

## ФАСЛИ ЧАҲОРУМ

### БОБИ ЗАНОН ВА МОДАРОН

Сар зи модар макаш, ки тоҷи шараф,
Гарде аз роҳи модарон бошад!

* * *

Ёд кун он, ки чи сон модари ту,
Буд умре садафи гавҳари ту.
Дошт бехост муҳайё хӯришат,
Дод аз хуни ҷигар парваришат.

* * *

Аз шикам ҷо ба канораш кардӣ,
Шири софеш зи пистон х(в) ардӣ.

* * *

Зан он бувад, ки ба ҳар кас, ки нест маҳрами ӯ,
Агарчи мардуми чашм аст, рӯй нанмояд.
Ба рӯи ҳар кӣ на ҷуфти вай аст, агар чи ба ҳусн,
Бувад чу моҳи фалак тоқ, чашм накшояд.

* * *

Чу нест пеши падар ин қадар яқин, ки писар,
Зи хели бехирадон аст ё хирадмандон.
Бас аст сирати некӯ ҳакимро фарзанд,
Забуни зан чӣ шавад бар умеди фарзандон.

* * *

Булъаҷаб рӯю гунае дорӣ,
Кас бад-ин рӯю гунна натвон кард.

Баҳри тасвири сурати шайтон,
Ҷуз рухатро намуна натвон кард.
Модараш шаҳргарду хонагадост,
Падараш дегбанду дуктарош.
Он яке аз қабилаи арзол,
В-ин дигар аз қабилаи авбош.

* * *

Айби модар бувад, ар фарзанде,
Хулқу хӯяш еа ба вафқи падар аст.
Гӯши астар, ки дараоз аст, гувост,
К-аш на ас паст падар, балки хар аст.

* * *

Дило, мардонагӣ з-ин зан биёмӯз,
Ба мотам шева бин шеван биёмӯз.

* * *

Буд мардона зане дар Мавсил,
Сирри ҷонаш ба ҳақиқат восил.
Ҳамчу хуршед муаннас дар ном,
На раҳи х(в)ард ба худ дода на ҳуфт,
Хотираш фард зи ҳамхобаву ҷуфт.
Молдоре зи бузургони диёр,
Дар бузургиву насаб покиёр,
Кас фиристод ба вай: « К-эй саразан,
Дар раҳи сидқу сафо нодирафан,
З-одамӣ фард нишастан на сазост,
Он ки аз ҷуфт мубаррост, куҷост.
Сари нихват макаш аз ҳамсариям,
Тан фурӯ деҳ ба заношавҳариям.
Маҳрат, эй Робиаи сатри ҷамол,
Ҳар чӣ хоҳӣ диҳам аз молу манол».
Шерзан ишваи рубаҳ афканда шавӣ,
Ҳамагӣ мулк шавад моли туам,

Даст дар ҳам диҳад омоли туам.
Лек аз инҳо чу ғуборе хезад,
Вақти софам ба ғубор омезад.
Хошалиллаҳ, ки ба инҳо нигарам,
Роҳи иқбол ба инҳо сипарам.
Пояи фақр бувад вояи ман,
Кай фитад бар ду ҷаҳон сояи манн.
Меҳри ҳар сифла куҷо гирам хӯй,
Сӯи ҳар қибла куҷо орам рӯй?..

* * *

Он ҷавонмард зани зебо хост,
Хонаи дил ба хаёлаш орост.
Лек аз он пеш, ки бинанд ба ҳам,
В-аз паи васл нишинанд ба ҳам.
Он санам оризае пайдо кард,
Бар сари бистару болин ҷо кард.
З-оташи таб ба рухаш тоб намонд,
З-обила дар гули ӯ об намонд.
Ахтари мунхасиф афзун зи шумор,
Монд бар моҳи рухаш собитвор.
Қурси хуршеди рухаш парзада шуд,
Хони хубиш ба ҳама бар зада шуд.
Марди дилдода чу он қисса шунид,
Дида барбасту ба рух парда кашид.
Ҳар дам аз дард фиғоне мекард,
Дардмандона баёне мекард.
Ки аз ин дард, ки омад ба сарам,
Монд бенур саводи басарам.
Баъди якчанд баровард нафир,
Ки фиғон аз асари чархи асир.
К-аз дилам нақди шикебоӣ бурд,
В-аз кафам гавҳари биноӣ бурд.
Пас аз он ҳар ду ба ҳам пайвастанд,
Шоду ношод ба ҳам биншастанд.
Мард кӯрона маошӣ мекард,
Зан зи кӯриш дареғе мех(в)ард.

Он накӯ зан чу пас аз солее бист,
Ки дар ин дайри пурофот бизист.
Хайма дар олами танҳоӣ зад,
Мард ҳоле дами биноӣ зад.
Лаб кушоданд ҳарифон ба савол,
Шарҳ ҷустанд зи кайфияти ҳол.
Гуфт он рӯз, ки он ғайрати ҳур,
Монд аз обила дар айни қусур.
Назар аз ҷумла ҷаҳон барбастем,
Фориғ аз дидани ӯ биншастем.
То надонад, ки манн он мебинам,
Домани хотир аз ӯ мечинам.
Дар дилаш н-ояд аз он андӯҳе,
Бар замираш нарасад макрӯҳе.
Чу аз ин дайри фано рахт бубаст,
Ба саропардаи ҷовид нишаст.
Фориғ аз ваҳми ғамафзоии хеш,
Кардам иқрор ба биноии хеш.
Ҳама гуфтанд, ки аҳсант, эй мард,
В-аз ҳарифон ба ҷавонмардӣ фард.
Ғояти дину мурувват ин аст,
Ҳадди оини футуват ин аст.

* * *

Биё,эй чу Исо таҷаррудниҳод,
Туро з-он таҷарруд тамаррруд мабод.
Чу Исо инон аз таҷарруд натофт,
Сӯи осмон аз таҷарруд шитофт.
Таалуқ ба зан дасту по баста наст,
Таҷарруд аз он банд ворастан аст.
Касеро, ки банд аст бар дасту пой,
Чӣ имкон, ки осон биҷунбад зи ҷой?
Зи шаҳват агар мард девона нест,
Зи расму раҳи ақл бегона нест.
Чаро банд бар дасту по мениҳад?
Дилу дин ба боди ҳаво медиҳад?
Чӣ хуш гуфт доно ҳакиме, ки гуфт,

Ки дорам зи хоҳандаи зан шигуфт.
Падарзан, ки духтар ба чашмаш накӯст,
Дилу дидааш ҳарду равшан ба ӯст.
Бувад бар дилаш духтар он сон гарон,
Ки сад гуна андӯҳ бар дигарон.
Кунад симу за рвом баҳри ҷиҳез,
Ки сӯяш бувад рағбати шӯй тез.
Дусад ҳила дар хотир овезадаш,
Ки то аз дил он бор бархезадаш.
Зи ногаҳ салимее зи тадбири пок,
Ниҳад по дар он тангнои ҳалок.
Зи ҷони ипадар гирад он ҷонро,
Шавад тавққаш маҳмили идборро.
Яке шод, к-онаш зи гардан фитод,
Яке хуш, ки онро ба гардан ниҳод.
Хирад номи он касс на бихрад ниҳад,
Ки ин бор беҳуда бар х(в)ад ниҳад.
Ду зан чун ба ҳам ҳамнишинӣ кунанд,
Ба кори ҷаҳон хурдабинӣ кунанд.
Зан аз зан чу дар машварат ёфт ком,
Гирифт афъие з-афъие захр вом.
Зи заҳри мукаррар ҳазар кун, ҳазар,
Вагарна зи ҷону ҷаҳон даргузар.
Макун зан в-агар зан кунӣ, зинҳор,
Зане кун, барӣ аз ҳама айбу ор.
Чу дури гаронмоя равшангуҳар,
Садафвор бар тирагон баста дар.
Ҷамоли вай аз чашми бегона дур,
Зи наздики ошноён нуфур.
Зи ҳинои кас бар кафаш ранг не,
Чу тифлон ба ҳар рангаш оҳанг не.
Ба ҷуз сабҳа напсуда ангушти ӯ,
Нахорида ҷуз нохунаш пушти ӯ.
Зи гулгунаи исматаш сурхрӯй,
Рухаш аз хайи шарм гулгунашӯй.
Зи гарданкашонаш ба хилватсарой,
Накарда ба ҷуз чархи гарданда ҷой.

Зи табъи кафаш ришта хайт-аш-шуъоъ,
Зи овози чархаш фалак дар самоъ.
Накарда ба пайванди кас сар нагун,
Нарафта чу сӯзан даруну бурун.
Чунон зан наёбӣ ба ҷуз дар хаёл,
В-агар з-он ки ёбӣ ба фарзи маҳол.
Ғанимат шумор домани поки ӯ,
Ки аз хуни сад мард беҳ хоки ӯ.
Вале ончунон ҳам забунаш машав,
Ки дорӣ ба фармони ӯ дил гарав.
Ҳаме зан бад-ӯ рою мекун хилоф,
Ки ин аст раъйи дарунҳои соф.
Барои занон кор беҳбуд нест,
Варои зиён ҳеҷ аз он суд нест.

* * *

Сикандар, ки ситаш ҷаҳонро гирифт,
Басити замину замонро гирифт.
Чу гирди ҷаҳон гаштан оғоз кард,
Ба кишваркушоӣ сафар соз кард.
Зи дидори ӯ молараш монд боз,
Ба ӯ гашт аёми дурӣ дароз.
Тарошид мушкинрақам хомае,
Харошид машҳун ба ғам номае.
Сари нома номи худованди пок,
Фараҳбахши дилҳои андӯҳнок.
Фарозандаи афсари саркашон,
Фурӯзандаи талъати маҳвашон.
Басубҳовари шоми ҳар шабнищин,
Ҳароратбари ҳар дили оташин.
В-аз он пас зи модар ҳазорон сипос,
Ба Искандар - он бандаи ҳақшинос.
Заифе ба таъйиди яздон қавӣ,
Русуми карамро зи рояш навӣ.
Ба эъзози эзид азизи ҷаҳон,
Ба таълими ӯ воқифу ҳар ниҳон.
Ба худ пасту аз лутфи ӯ сарбаланд,

Ба худ нест в-аз ҳастияш баҳраманд.
Бар ӯ бод, к-аз ҳадди худ нагзарад,
Ба ҷуз роҳи аҳли хирад наспарад.
Ба ҷуз ҳикмати марди огоҳ нест,
Ки берун зи ҳукми хирад роҳ нест.
Хаёли бузургӣ ба худ гӯ, мабанд,
Ки ба хоки хорӣ фитад худписанд.
Ба чашми худ он беҳ, ки бошад залил,
Ки ҳаст ин сифат бар азизӣ далел.
Чаро дил ниҳад кас бар он мклки мол,
Ки хоҳад гирифтан ба зудӣ завол?
Сӯи хеш, гӯ, бухлро раҳ мадеҳ,
Ки дасти кушод аст аз баста беҳ.
Кафи баста мушт асту ояд дурушт,
Зи доранда ба рӯи хоҳанда мушт.
Дили аҳли ҳоҷаат ҷароҳат бувад,
Бар ӯ дасти букшода роҳат бувад.
Макун уҷбро, гӯ, ба дил ошён,
Ки дилро газанд асту ҷонро зиён.
Бувад рӯзи иқболро уҷб шаб,
Зи иқболиён уҷб бошад аҷаб.
Басо мард, к-ӯ дам зи тадбир зад,
Вале бар худ аз уҷби худ тир зад.

* * *

Зан кист? Фусуни сеҳру найранг,
Аз ростияш на бӯй, не ранг.

* * *

Зан саъваи сурху зардбол аст,
Будан ба ризои зан муҳол аст.
Гар бигузорӣ, шавад ҳавогард,
В-ар бифшорӣ, бимирад аз дард.
Нахлест, вале зи мум баста,
К-аз як ҷунбиш шавад шикаста.
Не аз гули ӯ машом мушкин,

Не меваи ӯ ба ком ширин.
Бар вай ҳама шоху барг бастанд,
Ҷуз шохи вафо, к-аз ӯ шикастанд.
Чун бо дигаре шавад ҳамоғӯш,
Паймони туро кунад фаромӯш.

* * *

Баъди нуҳ маҳ гашт пайдо з-он маҳал,
Кӯдаки беайбу тифли бехалал.
Ғунчае аз гулбуни шоҳӣ дамид,
Нафҳае аз мулки огоҳӣ вазид.
Тоҷ шуд аз гавҳари ӯ сарбаланд,
Тахт гашт аз бахти ӯ фирӯзманд…
Солим аз офат тану андоми ӯ,
З-осмон омад Саломон номи ӯ.
Чун набуд аз шири модар баҳраманд,
Дояе карданд баҳри ӯ писанд.

* * *

Чора набвад аҳли шаҳватро зи зан,
Суҳбати зан ҳаст бехи умркан
Рӯ ба маъшуқони нобихрад манеҳ,
Афсари давлат зи фарқи худ манеҳ.

* * *

Ҳаст шарти подшоҳӣ чор чиз,
Ҳикмату иффат, шуҷоат, ҷуд низ.
Нест ҳикмат к-аз пайи нафси лаим,
Сухраи ҳукми зане гардад карим.

* * *

Нест аз иффат, ки марди ҳушманд
Доман олояд ба ёри нописанд.
Аз шуҷоат нест, к-аш созад забун,
Қаҳбае аз рибқаи мардӣ бурун.

Нест аз ҷуд он ки натвонад гузашт
З-он чи гирди он ҷуз аз хиссат нагашт.
Ҳар ки бо ин чор хислат ёр нест,
Аз арӯси мулк бархурдор нест.

## ФАСЛИ ПАНҶУМ

## ДАР БОБИ НАСИҲАТ БА ФАРЗАНД

Эй ниҳоли чамани ҷону дилам,
Ғунчаи боғчаи обу гилам…
Дар ҳунар кӯш, ки зар чизе нест,
Ганҷи зар пеши ҳунар чизе нест.
Ҳунаре не, ки диҳад ганҷи зарат,
Ҳунаре аз дилу ҷон ранҷбарат.
В-он ҳунар нест насиби ҳама кас,
Баҳраи зиндадилон омаду бас.
Чун кунӣ дар ҳунаромӯзӣ рӯй,
Аввал аз хони адаб рӯзӣ ҷӯй.
Ҷӯй адибе ба қироат комил,
Лафзаш аз ҳусни адо роҳати дил.
Баъд аз он пушт ба одоту русум,
Рӯйи ҷаҳд ор ба таҳсили улум.
Ҳифз кун мухтасаре дар ҳар фан,
Гир хушбӯ гуле аз ҳар гулшан.
Умр кам, фазлу адаб бисёр аст,
Касби он кун, ки туро ночор аст.
Хат чунон беҳ зи қаламронанда,
Ки биёсояд аз ӯ хонанда.
Дар кафи нағзхати хубрақам,
Ризқро турфа калидест қалам.

* * *

Фарзанд, ки хоҳад зи паи мол падарро,
Хоҳад, ки намонад падару мол бимонад.
Хуш нест ба марги падару бурдани мерос,
Хоҳад, ки кушандаш, ки дият ҳам биситонад.

Эй писар, сирре, к-аш аз душман нуҳуфтан лозим аст,
Беҳ, ки аз ифшои он бо дӯстон кам дам занӣ.
Дидаам бисёр, к-аз сайру сипеҳри каҷниҳод,
Дӯстон душман шаванду дӯстиҳо- душманӣ.

* * *

Чу нодонон дар банди падар бош,
Падар бигзору фарзанди ҳунар бош!

* * *

Қонеъ нашавӣ ба ҳар чӣ ёбӣ,
Аз хуб ба хубтар шитобӣ.

* * *

Шамъ шав, шамъе, ки худро сӯзӣ,
То ба он базми касон афрӯзӣ!
Абр шав, то ки чу борон резӣ,
Бар гулу хас ҳама яксон трезӣ.

* * *

Гар муқбиле мазоҳ кунад, айби ӯ макун,
Шуғлест он ба қоидаи ақлу дин мубоҳ.
Дил ойина-сту кулфати ҷид занги ойина,
Он зангро чӣ сайқали имкон, ба ҷуз мазоҳ?

* * *

Фарзанд бувад чу ҷон, бибахшой,
Бар ҷони мани ситамрасида!
Сарриштаи рӯзиям кафи ӯст,
Мапсанд, ки он шавад бурида.

Ҳеҷ неъмат беҳтар аз фарзанд нест,
Ҷуз ба ҷон фарзандро, пайванд нест.
Ҳосил аз фарзанд гирад коми мард,
Зинда аз фарзанд монад номи мард.

* * *

Фарзанд ба сурат арчи зишт аст,
Дар чашми падар накӯсиришт аст.

* * *

Эй гаронмоятарин гавҳари пок,
В-ей сабуксоятарин пайкари хок.
Пайкари хок тилисмасту ту ганҷ,
Ганҷе аз баҳри азал гавҳарсанҷ.
Ҳаст ганҷи ту зи ҳар ганҷ фареҳ,
Гавҳари фақр дар ӯ аз ҳама беҳ.
Ин гуҳарро чу шавӣ қадршинос,
Бираҳӣ з-офати уммеду ҳарос.
Хирқа, к-аз вай на дилат хушнуд аст,
Чашма- чашма зиреҳи Довуд аст.
Бошад аз новаки ҳастит панох,
Дорадат аз халиши уҷб нигоҳ.
Чун бар он ҳирқа занӣ бахя, мадор,
Чашм бар риштаи кас сӯзанвор…
Бас бувад ваҷҳи ту ин зардии рӯй,
Сурхрӯй зи зари хоҷа маҷӯй.
Хушкноне, ки шаб аз дарюза
Ба каф орӣ, ки кушоӣ рӯза,
Чарбад аз моидаи карда хамир,
Ба сари хони шаҳ аз шаккару шир.
Пот бе кафш зи фақирасту фано,
Кашфкӯбе зада бар фарқи ано.
Баҳри кафш аз чӣ кашӣ миннати кас,
Кафши ту ҷилди қадамҳои ту бас.
Мӯи жулидаи гардолудат,
Хуш камандест суи мақсудат.

Шаби дай хонаи ту гулхани гарм,
Махди санҷоби ту хокистари нарм.
Рӯзи сармот ба болой або,
Партави хур шуда зарбафтқабо.
Лаби ту шарҳи тааташ гӯён,
Шарбат аз ҷоми сақохум ҷӯён.
Бар танат пӯст зи камхорӣ хушк,
Нафасат атрдеҳ аз нофаи мушк.
Чун бунафша қади худ сохта хам,
Гар сарафканда нашиниву дижам.
Беҳ, ки афтӣ чу гул аз ханда ба пушт,
Ғофил аз сарзаниши хори дурушт.
Дасти холӣ зи дирам ё динор,
Гар сарафроз шавӣ ҳамчу чинор.
Беҳ, к ибо хору хас ой ҳамсар,
Мушт чун ғунча пур аз хурдаи зар.
Шаби осоишат аз килки ҳасир,
Гар бувад сафҳаи тан нақшпазир.
В-он зи дебои мунаққаш беҳтар,
К-ат бувад дар таҳи паҳлӯ бистар.
Кӯҳна ибриқи сафолит ба даст,
Даставу ноижааш дида шикаст…
Аз ғами безарият чеҳра чу зар,
Сурхрӯӣ диҳадат дар маҳшар.
Бас бувад баста ба хидмат камарат,
Гавҳарин даст ба ҳамёни зарат.
Чун ту бар дида ниҳӣ диноре,
Пеши мақсуд шавад деворе.
Ҳар чӣ маҳҷуб паси девор аст,
Дидаро дидани ӯ душвор аст.
То зи мақсуд шавӣ бархурдор,
Бикан аз пеши назар ин девор.
Парда бар чашми ҷаҳонбин написанд,
Ҳарчи пардаст, аз он дида бубанд…

Ёд кун он ки чӣ сон модари ту,
Буд умре садафи гавҳари ту.
Дошт бехост муҳаё хуришат,
Дод аз хуни ҷигар парваришат.
Аз шикам ҷо ба канораш кардӣ,
Шири софеш зи пистон х(в)ардӣ.
Чун тавоно шудӣ аз қуввати шир,
Гаштӣ аз косаву хон қутпазир.
Хурдӣ аз моидаи беҳрӯзӣ,
Солҳо бе ғами рӯзи рӯзӣ.
Ғами рӯзит чу дар ҷон овехт,
Обат аз дидаву хун аз дил рехт.
Дасту по чун ба миён овардӣ,
Кори худро ба зиён овардӣ.
Уфтодӣ зи зиёдатталабӣ,
Дар каманди сабаб аз бесабабӣ.
Гаҳе аз насб шудӣ нафспараст,
Гаштӣ аз кади ямин обиладаст.
Хурдӣ аз обила сад ҷуръаи хун,
З-он нашуд давлати ту ҳеҷ фузун.
Гоҳе оҳанги тиҷорат кардӣ,
Накди хона ҳама ғорат кардӣ.
Ё ба саҳро дирамат дузд шумурд,
Ё ба дарё зи кафат мавҷ бибурд.
Гаҳ замин баҳри зироат кандӣ,
Ҳосили худ ба замин афкандӣ.
Нашуд аз тухми пароканда ба гил,
Ҷуз парокандагии дил ҳосил.
Гоҳ гаштӣ ба кафи нафс асир,
Сар ниҳодӣ ба дари шоҳу вазир.
Ҳамаро хортар аз худ дидӣ,
Рӯ дар идбортар аз худ дидӣ.
Хон яке ҳамлаи мардона бизан,
Дил аз ин кохии пурафсона бикан.
Касби асбоб зи ҳимматпастист,
Тарки асбоб зи болодастист.
Пой боло неҳ аз ин пояи паст,

Дар таваккалту алал-лаҳ зан даст…
Рост кун қоидаи нияти хеш,
Боз ҷӯ мояи амнияти хеш.
То зи ҳар дағдаға сокин боши,
Дар ҳар офаткада эмин бошӣ.
Хори саҳрот диҳад нафҳаи вард,
Вирди сулҳат дамад аз хори набард.

* * *

Эй ниҳоли чамани ҷону дилам,
Ғунчаи боғчаи обу гилам.
Қудрат ул-айниву чашмам ба ту тез,
Чархро кундкуни чашми ситез.
Қувват уз-зуҳриву пуштам ба ту рост,
Бахтам аз ҳастии ту бе каму кост.
Юсуфӣ омада аз Мисри вафо,
Лақабат бар сари дин тоҷи зиё.
Соли ту панҷу дар ин дайри сипанҷ,
Аз ду панҷоҳ фузун бод ин панҷ.
З-ин ду панҷоҳ, туро ҳар панҷе,
Дар ҳунар панҷакушо бар ганҷе.
Дар ҳунар кӯш, ки зар чизе нест,
Ганҷи зар пеши ҳунар чизе нест.
Ҳунаре не, ки диҳад ганҷи зарат,
Ҳунаре аз дилу ҷон ранҷбарат.
В-он ҳунар нест насиби ҳама кас,
Баҳраи зиндадилон омаду бас.
Чун кунӣ дар ҳунаромӯзӣ рӯй,
Аввал аз хони адаб рӯзӣ ҷӯй.
Фоли фархундагӣ аз мусҳаф гир,
Мусҳафи нурфишон бар каф гир.
Ҷӯй адибе ба қироат комил,
Лафзаш аз ҳусни адо роҳати дил.
Ваҳйро, к-он ба ту восил шудааст,
З-ӯ чунон гир, ки нозил шудааст.
З-он зулолат чу забон тар гардад,

Ёд гир он чӣ муяссар гардад.
Баъд аз он пушт ба одоту русум,
Рӯи ҷаҳд ор ба таҳсили улум.
Ҳифз кун мухтасаре дар ҳар фан,
Гир хушбӯ гуле аз ҳар гулшан.
Ҳар сабақро, ки ниҳӣ пеши назар,
То надонӣ, зи сари он магузар.
Умр кам, фазлу адаб бисёр аст,
Касби он кун, кит уро ночор аст.
Дар раҳи ишқ ба мизони қабул,
Ҳаст адаб-бе адабӣ, фазл-фузул.
По манеҳ ҷуз ба дари устоде,
Аз қудуроти ҷаҳон озоде.
Мухбару маҳзари ӯ ҳар ду накӯ,
Беҳтар аз мухбари ӯ маҳзари ӯ,
Суханаш мояи идрок шавад,
Хулқат аз сӯҳбати ӯ пок шавад.
Ба сафеҳе лақабаш гашта фақеҳ,
Мухбару маҳзари ӯ ҳар ду кареҳ.
Нафс аз ӯ майл ба чоҳ омӯзад,
Табъ аз ӯхӯи табоҳ андӯзад.
В-ар кунӣ рӯй сӯи хиттаи хат,
Боядат дар раҳи он сайри васат.
Хат, ки аз шоибаи ҳусн тиҳист,
Баҳраи коғаз аз ӯ рӯсияҳист.
Хат чунон беҳ, ки қаламронанда,
Ки биёсояд аз ӯ хонанда.
Дар кафи нағзхати хубрақам,
Ризқро турфа калидест қалам.
Лек чандон чу қалам ранҷ мабар,
К-ат ба ҷуз хат набувад ҳеҷ ҳунар.
Менагӯям сухан аз шеъру фанаш,
Ки хамӯш бод забон аз суханаш!
Гар шавад баҳр, макун лаб тар аз ӯ,
В-ар шавад кон, маталаб гавҳар аз ӯ.
Кисахоликунӣ ҳар пурҳунар аст,
Мили дидакаши ҳар дидавар аст.

Рақами дил макун ин хандасаро,
Раҳ ба хотир мадеҳ ин васвасаро…
Дар ҷавонӣ ками бедардӣ гир,
Раҳи мардиву ҷавонмардӣ гир.
Раҳ, ки бояд ба ҷавонӣ сипарӣ,
Гар ба пирӣ фиканӣ, ранҷ барӣ.
Нест кори ту ба ҷуз бозпасӣ,
Чун ба сарманзили пирӣ бирасӣ.
Ба раҳи хидмати дарвешон пӯй,
Куҳли биниш зи дари эшон ҷӯй.
Чун туро бахт расонад ба касе,
Ки туро аз ту раҳонад нафасе.
Даст дар доманаш овезу бикаш,
Доман аз сӯҳбати ҳар нох(в)ашу х(в)аш.
В-арна ба кисвати яктоӣ бош,
Сокини кулбаи танҳоӣ бош.

* * *

Тавалокуллаҳ, эй фарзона фарзанд,
Нигаҳдори ту бод аз бад худованд.
Зи ҳар пандат диҳад он баҳрамандӣ,
Ки вақти ҳоҷат онро кор бандӣ.
Маро ҳафтод шуд солу туро ҳафт,
Туро меояд иқболу маро рафт.
Парешонам зи умри рафтаи хеш,
Малул аз солу моҳу ҳафтаи хеш.
Зи ман kиште, ки кор ояд, наёмад,
Гуле к-афзун зи хор ояд, наёмад.
Чӣ суд акнун, ки ор аз даст рафтаст,
Зимоми ихтиёр аз даст рафтаст.
Ту ҷаҳде кун, ки дар каф моя дорӣ,
Ба фарқ аз чатри давлат соя дорӣ.
Бикун коре, ки суде дорад, охир,
Ба сар борони ҷуде дорад, охир.
Нахуст аз баҳри дониш баҳравар шав,
Зи ҷаҳлободи нодонӣ бадар шав!

Бувад маълуми ҳар озоду банда,
Ки нодон мурдаву доност зинда.
Касе, к-ӯ даъвии фарзонагӣ кард,
Куҷо бо мурдагон ҳамхонагӣ кард.
Валекин по ба дониш нех дар ин роҳ,
Ки илм омад фаровон, умр кӯтоҳ.
Наёбад ҳеҷ кас умри дубора,
Ба илме рав, к-аз онат нест чора.
Чу касби илм кардӣ дар амал кӯш,
Ки илми беамал заҳрест бенӯш.
Чӣ ҳосил з-он, ки донӣ кимиёро,
Миси худро накарда зари соро.
Зи тавфиқи амал кун хилъати хос,
Расад, онро мутарраз кун ба ихлос.
Амал к-аз маънии ихлос орист,
Ба завқи пухтакорон хомкорист.
Зи кори хом кас суде надорад,
Чу ҳалво хом бошад, иллат орад.
Чу ихлос оварӣ, мебош огоҳ,
Ки бошад сад хатар з-ихлос дар роҳ.
Ба хушпӯшию хушхорӣ макун хӯй,
Битоб аз роҳати пушту шикам рӯй.
Ғараз аз ҷома дафъи сарду бардаст,
Надорад майли зинат ҳар кӣ мард аст.
Чу рӯбоҳ шавӣ аз нарм шодон,
Кашандат пӯст аз сар сагниҳодон.
Ба ширинӣ макун ҳамчун магас ҷаҳд,
Ки охир банд бар пояд ниҳад шаҳд.
Ба талхӣ шод зӣ з-ин баҳри хунхор,
Ки то ганҷи гуҳар гардӣ садафвор.
Зи хони ҳар касе к-олои ангушт,
Дар озори вай ангуштон макун мушт.
Намакро гар кунӣ дар хӯрди худ сарф,
Намакдонро манеҳ ангушт бар ҳарф.
Ба эҳсон бар аҳиббо даст бикшой,
Манеҳ дар тангнои мудхилӣ пой.
Ба бахшиш бош аз эшон борбардор,

Масоз аз вомдоришон гаронбор,
Чунон зан лек дар бахшишгарӣ гом,
Ки бар гардан наёяд борат аз вом.
Барои дӯстон ҷонро фидо кун,
Валекин дӯст аз душман ҷудо кун.
Ки бошад  дӯст он ёри худоӣ,
Дилаш равшан ба нури ошноӣ.
Кашад бори ту, чун бошӣ гаронбор,
Кунад кори ту, чун гардӣ зиёнкор.
Ба нохуш корҳо гирад хушат даст,
Кунад з-оби насиҳат оташат паст.
Зи олоиш чу гардад дасгират,
Барорад пок  чун мӯй аз хамират.
Ба кори нек гардад ёвари ту,
Ба кӯи некномӣ роҳбари ту.
Чунон ёре чу ёбӣ, хоки ӯ шав,
Асири ҳалқаи фитроки ӯ шав.
В-агар не, рӯй дар девори худ бош,
Бибур з-ағёру ёри ғори худ бош.
Зи ғамҳои замона шод биншин,
Зи андӯҳи ҷаҳон озод биншин.
Фаровон шуғлҳоро андаке кун,
Зиолам рӯи шуғл андар яке кун.
Агар бошад шаби торик, агар рӯз,
Ба ҳар вақте ки бошад, дил дар ӯ дӯз.
Бикун з-ин корхона дар кутуб рӯй,
Хаёли хешро деҳ бо кутуб хӯй.
Зи доноён бувад ин нукта машҳур,
Ки дониш дар кутуб , доност дар гӯр.
Аниси кунҷи танҳоӣ китоб аст,
Фурӯғи субҳи доноӣ китоб аст.
Бувад бе музду миннат устоде,
Зи дониш бахшадат ҳар дам кушоде.
Надиме, мағздоре, пӯстпӯше,
Ба сирри кор гӯёе, хамӯше.
Дарунаш ҳамчу ғунча аз варақ пур,
Ба қимат ҳар варақ з-он як табақ дур.

Иморӣ карда аз рангин адим аст,
Дусад гулпираҳан дар вай муқим аст.
Ҳама мушкинузорон тӯй бар тӯй,
Зи бас риққат ниҳода рӯй бар рӯй.
Зи якранги ҳама ҳамрӯю ҳампушт,
Гар эшонро занад кас бар лаб ангушт.
Ба тақрири латоиф лаб кушоянд,
Ҳазорон гавҳари маънӣ намоянд.
Гаҳе асрори Қуръон боз гӯянд,
Гаҳ аз қавли паямбар роз ҷӯянд.
Гаҳе бошанд чун софидарунон,
Ба анвори ҳақоиқ раҳнамунон.
Гаҳат аз рафтагон таърих хонанд,
Гаҳ аз оянда ахборат расонанд.
Гаҳе резанд аз дарёи ашъор,
Ба ҷайби ақл гавҳарҳои асрор.
Ба ҳар як з-ин мақосид чун ниҳӣ гӯш,
Макун аз мақсади аслӣ фаромӯш.
Гарат набвад ба куллӣ сӯи он рӯй,
Макун холӣ аз он боре такупӯй.
Ба рози дил чу бикшоӣ лаби хеш,
Нахуст аз хайру шарри он бияндеш.
Чу ояд аз қафас мурғе ба парвоз,
Дигар мушкил бувад оварданаш боз.
Даруне тира аз майли захориф,
Забон бикшой дар шарҳи маориф.
Маориф гар чу мӯ борик бошад,
Чӣ ҳосил з-он, чу дил торик бошад.
Макун бо сӯфиёни хом ёрӣ,
Ки бошад кори хомон хомкорӣ.
Тариқи пухтакориро надонанд,
Ба хомӣ мева аз боғат фишонанд.
Зи асли хеш он мева бурида,
Бимонад то қиёмат норасида.
Манеҳ дасти тиҳӣ аз симу аз зар,
Ба ҷуз дар дасти пири пирпарвар.
Чу дар дасташ ниҳӣ дасти иродат,

Ба даст ояд туро ганҷи саодат.
Чу Исо то тавонӣ хуфт бе ҷуфт,
Мадеҳ нақди таҷаррудро зи каф муфт.
Зи дида хоби роҳат дур кардан,
Беҳ аз ҳамхобагӣ бо ҳур кардан.
Ба гулхан пушт бар хокистари гарм,
Беҳ аз паҳлӯи зан бар бистари нарм.
Агар тарсӣ, ки ногаҳ нафси худком,
Ба майдони хатокорӣ ниҳад гом.
Зи зан кардан бинеҳ бандеш бар пой,
Ки натвонад дигар ҷунбидан аз ҷой.
Бад-ин ният дари ҳар зан, ки кӯбӣ,
Салоҳи нафс ҷӯй аввал,на хубӣ.
Зане,к-аш сурхрӯӣ аз ифоф аст,
Ҳамин гулгунаи рӯяш кифоф аст.
Дар он ҳулла ҷамоли ҳур дорад,
Ки аз номаҳрамаш мастур дорад.
Бувад қурби салотин оташи тез,
Аз он оташ ба сони дуд бигрез.
Чу оташ барфурӯзад машъали нур,
Аз он мегир баҳра, лекин аз дурр.
Аз он тарсам, ки чун наздик ронӣ,
Зи нури зиндагӣ торик монӣ.
Манеҳ по мансаберо дар миёна,
Ки азлу насбро гардӣ нишона.
Зи осудан дар он маснад бипарҳез,
Ки гирад дигаре дастат, ки «бархез!»
Зи мансаб рӯй дар бемансабӣ неҳ,
Ки аз ҳар мансабе бемансабӣ беҳ.
Зи шаҳват пок кун андешаи хеш,
Тавозӯъ кун ба ҳар кас пешаи хеш.
Чу хӯша хешро аз саркашӣ пос,
Надорад, сар ниҳад аз зарбати дос.
Чу худро дона бар хок афканад хор,
Зи хокаш мурғ бардорад ба минқор.
Талаб мекун ба садри арҷмандӣ,
Зи таъзими фурудон сарбаландӣ.

Ададро бин, ки чун аз бахти фирӯз,
Шуд аз тақдими сифр афзунӣ-андӯз.
Макун ваъда в-агар кардӣ, вафо кун,
Тариқи бевафоиро раҳо кун…
Чу нодонон на дар банди падар бош,
Падар бигзору фарзанди ҳунар бош.
Чу дуд аз равшанӣ набвад нишонманд,
Ки ҳосил з-он, ки оташрост фарзанд.
Макун ёдаш ба ҷуз дар хилвати хос,
Ки созӣ шодаш аз такбиру ихлос.
Чу панде бишнавӣ аз панд фармой,
Чу доно боядаш дар ҷон кунӣ ҷой.
На чун нодон зи як гӯшаш дарорӣ,
Ба дигар гӯш берунаш барорӣ.
Нарӯяд бедиранги дона дар хок,
Наёбад қатра қадри гавҳари пок.
Набошад ин масал пӯшида бар кас,
Ки гар дар хона кас, ҳарфе бувад бас.
Чу дарёи қадар ҷунбиш намояд,
Зи бонги ғуки бе сомонб чӣ ояд.
Ҳамон беҳ, к-андар ин дайри маҷозӣ,
Кунад фазли худоят корсозӣ.

* * *

Биё, эй ҷигаргӯша фарзанди ман,
Бинеҳ гӯш бар гавҳари панди ман.
Садафвор биншин даме лаб хамӯш,
Чу гавҳар фишонам, ба ман дор гӯш!
Шунав панду дониш ба он ёр кун,
Чу донистӣ, он гаҳ ба он кор кун.
Зи гӯш ар наяфтад ба дил нури ҳуш,
Чи сӯрохи гӯшу чи сӯрохи муш.
Ба дониш, ки ба он униш ёр нест,
Ба ҷуз нохирадмандро кор нест.
Наёяд зи дил сурмадонит х(в) аш,
Чу набвад аз он дидаат сурмакаш.
Ҳаме бош равшандилу софрой,

Баинсоф бо бандагони худой.
Ба ҳар нокасу кас дар ин коргоҳ,
Зи худ медеҳ инсофу аз кас махоҳ.
Дами субҳгоҳон чу гардон сипеҳр,
Бар офоқ макшой чуз чашми меҳр.
Аз он чархро бартарӣ ҳосил аст,
Ки ҳар зароро меҳри ӯ шомил аст.
Чу бояд бузургит пиронасар,
Ба чашми бузургӣ ба пирон нигар.
Ҳаме кун ба пирони бекас каси,
К-аз ин шева донам, ба пирӣ расӣ.
Ба тахсис пире, ки сарвар бувад,
Ба пирӣ ба ҳам пирпарвар бувад.
Бувад қимати гавҳар аз обу ранг,
Чӣ ғам з-он ки хурд аст нисбат ба санг?!
Ба ҳар душмане, к-он бурунӣ бувад,
В-агар душманиҳош хунӣ бувад.
Ба ҳилму мадоро чу кӯҳ ой пеш,
Зи теғи ҷафояш макаш фарқи хеш.
Ба хасми дарунӣ, ки он нафси туст,
Зи ту бурдборӣ набошад дуруст.
Дар озори ӯ теғи хунрез бош,
Ба хунрезияш дам ба дам тез бош.
Насиҳатгарӣ бар дили дӯстон,
Бувад чун дами субҳ бар бӯстон.
Ба боғ ар набошад сабо баҳрадеҳ,
Зи дил ғунчаро кай кушояд гиреҳ?
Ба дарвеши мӯҳтоҷ бахшиш намой,
Фурӯбаста кораш ба бахшиш кушой.
Бувад ӯ чу лабташна кишту ту меғ,
Чаро дорӣ аз кишт борон дареғ?
Зин одон, ки асрордони сухан,
Набошад, бигардон инони сухан.
Чу гардад аз ӯ хирманат шуълахез,
Паи куштани шуъла равған марез!
Тавозуъ кун онро, ки донишвар аст,
Ба дониш зи ту, қадри ӯ бартар аст.

Бувад дониш об, ӯ замини баланд,
Зи оби равон кай шавад баҳраманд?!
Забон суда шуд з-ин сухан хомаро,
Варақ шуд сияҳ з-ин рақам номаро.
Чӣ хуш гуфт доно, ки дар хона кас,
Чу бошад, зи гӯянда як ҳарф бас.
Ҳамон беҳ, ки дар кӯи дил раҳ кунем,
Забонро бад-ин ҳарф кӯтаҳ кунем.
Биё, соқиё тарҳи нав дарфиган,
Ба он хишт бар манн дари гуфтугӯй.
Биё, мутрибу ӯдро соз деҳ,
Зи тори ваям бар забон банд неҳ!
Чу ӯ парда созад, шавам ҷумла гӯш,
Нишинам зи беҳудагӯӣ хамӯш.

* * *

Яке рустоӣ писар, к-аш падар,
Ба деҳ будӣ аз меҳдеҳӣ баҳравар.
Димоғе пур аз нахвату ҷоҳ дошт,
Диле холӣ аз ҳашмати шоҳ дошт.
Падар рӯзе аз деҳ камар танг кард,
Ба рафтан сӯи шаҳр оҳанг кард.
Писар низ бо ӯ қадам зад ба роҳ,
Ки аз шаҳр созад чу деҳ ҷилвагоҳ.
Чу дар арсаи шаҳр маъво гирифт,
Ба ҳар кӯй роҳи тамошо гирифт.
Яке роҳбар дид сар бар симок,
Ба гардун расида аз ӯ қадри хок.
Зи Кайвон басе бартар айвони ӯ,
Зуҳалпайкарон гашта дарбони ӯ.
Баромад зи дар наъраи карраной,
Замину замон кард ҷунбиш зи ҷой.
Бурун омад аз дар ҳазорон савор,
Қабову кулаҳ зарру гавҳарнигор.
Зи эшон яке афсари зар ба фарқ,
Зи зарру гуҳар асбу зин ҳар ду ғарқ.

Нақибон ба каф ҳарбаи нурпош,
Зада ҳар тараф наъраи: «Дур бош!»
Писар, к-аз падар кас напиндошт меҳ,
Надонист аз ӯ ҳеҷ меҳтар фареҳ.
Бипурсид аз он, к-аш ба сар афсар аст,
Бигуфтанд, к-ӯ шоҳи ин кишвар аст.
Фурӯ монд ҳайрону овард сар,
Ба гӯши падар, к-эй кироми падар.
Гар ин аст андозаи меҳтарӣ,
Бувад кори мову ту лӯлигарӣ!
Биё, соқӣ оби чу озар биёр,
На май, балки кибрати аҳмар биёр.
Ки бар мисси мо кимёӣ кунад,
Ба накди хирад раҳнамоӣ кунад.
Биё, мутриб оғоз кун зеру бам,
Ки кард аз дилам мурғи ором рам.
Паи халқи ин мурғи ногашта ром,
Зи абрешими чанг кун ҳалқа дом.

* * *

Ба Юнон ҳакиме Финотунмаҳал,
Ки дар илми ҳикмат набудаш бадал.
Зи гетӣ яке сифла фарзанд дошт,
Ки бо мардуми сифла пайванд дошт.
Зи ҳарфи адаб дурр ангушти ӯ,
Зи накди мурувват тиҳӣ мушти ӯ.
Зи иқболи ӯ ор ҳамхонаро,
Зи идбори ӯ бор бегонаро.
Ҳарифон аз ӯ ранҷа дар майкада,
Ба мастон қавипанҷа дар арбада.
Зи хӯи бадаш модар омад ба танг,
Ба пеши падар кӯфт дар сина санг.
Ки эй пири таълими фарзонагон,
Зи хӯи накӯ хеш бегонагон.
Ба шогирдият ақли фаъол шод,
Камолотат аз ишқи ту мустафод.

Ба ту ҳаст фарзандат аз ҷумла пеш,
Бад-ӯ ҳаст пайвандат аз ҷумла беш.
Ба таълими одоби вай лаб кушой,
Зи лавҳи дилаш ҳарфи иллат зудой.
Наянд аз ту беруниён бенасиб,
Чаро ҷузви худро набошӣ адиб?
Бигуфто: «Гили ӯ зи кони ман аст,
Вале ҷони ӯ не зи ҷони ман аст.
Чу ҷонаш набошад зи ман баҳранок,
Чӣ судаш кунад нисбати обу хок».
Биё, соқиё, дардеҳ он ҷоми хос,
Ки созад маро як дам аз ман халос.
Бибуррад зи ман нисбати обу гил,
Ба арвоҳи қудсам кунад муттасил.
Биё, мутрибо, дар вай афган хурӯш,
Ки бошад хурӯшаш паёми сурӯш.
Кашад шоядам ҷазбаи он паём,
Аз ин дун нишеман ба олӣ-мақом.

* * *

Мискин падараш хабар чу з-он ёфт,
Чун бод ба сӯи ӯ инон тофт.
Меҳри падарӣ зи дил задаш ҷӯш,
В-аз меҳр кашидаш андар оғӯш.
К-эй ҷони падар чӣ ҳол дорӣ,
Рӯ баҳри чӣ дар вубол дорӣ.
Имрӯз шунидаам, ки ҷое,
Доди дили худ ба дилрабое.
Бар хиттаи ин хати маҷозӣ,
Некӯ ҳунарест ишқбозӣ.
Лекин ҳама кас ба он сазо нест,
Ҳар манзари хуб дилкушо нест.
Лайлӣ, ки ба чашми ту азиз аст,
Нисбат ба ту камтарин каниз аст.
Дар мазҳаби ақл нест чизе,

Машъуф шудан ба ҳар канизе.
Ту хизрвашӣ ба сарбаландӣ,
Хузрои даман вай аз нажандӣ.
Олам ҳама хоки пои Хизр аст,
Хузрои даман чӣ ҷои Хизр аст.
Бардор, худойро, дил аз вай,
Пайванди умед бутсил аз вай.
Ӯ хас, ту гулӣ, на, тоза сарвӣ,
Ӯ зоғ, ту нозанин тазарвӣ.
Бо хас гулу сарвро чӣ нисбат?
Бо зоғ тазарвро чӣ нисбат?!
Мапсанд насиби худ аз ин боғ,
Як лола, к-аз ӯ ниҳӣ ба дил доғ.
Боғест пур аз гулу раёҳин,
Райҳон мебӯю лола мечин.
Сад даста ба дасти хеш мебанд,
Дилбаста шудан ба лолае чанд?
В-ин низ муқаррар асту маълум,
К-он ҳай, ки ба Лайлиянд мавсум.
Бо мо ҳама бар сари низоъанд,
Сарбоззанон зи иҷтимоъанд.
Ҳастем ба ҳам чу оташу об,
Аз сӯҳбати якдигар инонтоб.
Дорем дар ин нишемани ҷанг,
Сад теғ ба хуни якдигар ранг.
Бо он, ки ба душманӣ ситезад,
Худ гӯ, ки зи дӯстӣ чӣ хезад?
Маҷнун ба падар дар ин насоеҳ,
Гуфт: «Эй ба забони меҳр носеҳ.
Ҳар нуктаи ҳикмате, ки гуфтӣ,
Ҳар дури насиҳате, ки суфтӣ.
Нақши дили нуктадони ман шуд,
Овезаи гӯши ҷони ман шуд.
Бо ту на дили итоб дорам,
Лекин ҳамаро ҷавоб дорам.
Гуфтӣ, ки шудӣ зи ишқ мафтун,

В-аз ҷазбаи ошиқӣ дигаргун.
Оре, назанам нафас зи инкор,
Ишқ аст маро дар ин ҷаҳон кор.
Хошо, ки аз ин раҳ истам ман,
Ҷуз зида ба ишқ нестам ман.
Ҳар кас, ки на роҳи ишқ варзад,
Дар мазҳаби манн ҷаве наярзад.
Ишқ аст халосии дили мард,
Аз гардиши чархи божгунгард.
Гуфтӣ, ки ба дилбарӣ нашояд,
Ҳар бут, ки на з-асли пок зояд.
Хубон, ки сиришта з-обу хоканд,
Гар покдилӣ, зи асли поканд…
Ҳусни азаласт асли эшон,
Айши адаб аст васли эшон.
Ойинаи нури зулҷалоланд,
Унвони саҳифаи ҷамоланд.
Бар обу гил ар натобад он нур,
Як тан нашавад ба ҳусн машҳур.
На завқ диҳад, на дил рабояд,
На тан коҳад, на ҷон физояд.
Гуфтӣ: «Лайлӣ ба ҳусн болост,
Лекин ба насаб фурӯтар аз мост».
Ошиқ ба насаб чӣ кор дорад?
К-аз ҳар чӣ, на ишқ, ор дорад.
Ҳар кас, ки бувад фитодаи ишқ,
Фарзанди дил асту зодаи ишқ.
Аз нисбати обу гил бурида,
Дар равзаи ҷону дил чарида.
Модар нашиносаду падар низ,
Аз айб раҳида, аз ҳунар низ.
Гуфтӣ, ки бикаш сар аз ҳавояш,
Андеша тиҳӣ кун аз вафояш.
Тарки ғами ишқ кори ман нест,
В-ин кор ба ихтиёри ман нест.
Ҳарфе ду-се аз вафо сириштанд,
Бар саҳфаи ҷону дил навиштанд.

Аз нохун агарчи ҷон харошам,
Он ҳарфи вафо чӣ сон тарошам.
Ҳар ҳарфи савоб, к-аш нигоранд,
Ҳақ кардани он хато шуморанд.
Гуфтӣ: «Насазад насибаи кас,
Аз гулшани даҳр як гулу бас».
Лайлӣ, ки насиби ӯст тибам,
Бас бошад аз ин чаман насибам.
Ӯ ҷони ман аст, ман тан ӯро,
Ӯ ҳаст маро басу ман ӯро.
Гар дурр зи якдигар бикоҳем,
Коме дигар аз ҷаҳон нахоҳем.
Хотир ба ҳам аст шод моро,
Шодии дигар мабод моро!
Гуфтӣ, ки ба кини он қабила,
Дорем ҳазор қайду ҳила.
Моро, ки зи меҳр сина чок аст,
Аз кинаи дигарон чӣ бок аст?.
Лайлӣ чу зи меҳри ман занад дам,
Аз кини қабила кай хӯрам ғам.
Ман худ зи ҳама ҷаҳон ба тангам,
Бо ҳар, ки на ӯ бувад, ба ҷангам.
Аз сулҳи манаш агар бувад нанг,
Оғоз кунам ба хеш ҳам ҷанг».
Бечора падар чу Қайсро дид,
В-аз вай суханони ишқ бишнид.
Донист, ки кори Қайс сахт аст,
Дар сели бало фитодарахт аст.
Дарбаст забон зи гуфтани панд,
Бугсаст зи банди панд пайванд.
Андохт зи фарти некхоҳӣ,
Кораш ба инояти илоҳӣ.

* * *

Чун Қайси дарида ҷайбу домон,
Аз панди падар нашуд ба сомон.

Аъёни қабила пеши он пир,
Гуфтанд ба ҳусни рою тадбир.
К-эй омирии фалакъиморӣ,
Маъмурии мулки комронӣ.
Фарзанди ту нури дидаи мост,
Ороми дили рамидаи мост.
Чашму дили мо ба ӯст равшан,
Обу гили мо аз ӯст гулшан.
Бар оташи меҳри ӯ сипандем,
То чанд бар оташаш писандем?!
Чун ишқи вафост дар сиришташ,
Ин воқеа гашт сарнавишташ.
Онро, ки фитад чунин балое,
Гар з-он, ки талаб кунад давое.
Шарт аст раҳи сафар гирифтан,
Ё меҳри буте дигар гирифтан.
Хурд аст в-аз ӯ сафар наёяд,
В-аз ӯҳдаи он бадар наёяд.
Он беҳ, ки парирухе бичӯӣ,
Машҳури ҷаҳон ба хубрӯӣ.
Дар акди никоҳи ӯ дарорӣ,
Ҳиммат ба салоҳи ӯ гуморӣ.
Бошад, гирад ба ӯ тасаллӣ,
Фориғ шавад аз ҳавои Лайлӣ.
Дар хидмати ӯ миён бубандад,
В-аз қиссаи он забон бубандад.
Ин нуқта зи соҳибони тадбир,
Афтод писанди хотири пир.
Букшод забону Қайсро хонд,
Пеши назараш ба лутф биншонд.
Гуфт: «Эй зи ту бахти ман хуҷаста,
Дар дида чу мардумам нишаста.
Чашмам ба шамоили ту биност,
В-аз пуштии туст пушти ман рост.
Табъам ба ту шоду сина хуррам,
Ҳолам зи ҷудоии ту дарҳам.
То чанд зи хона фард бошӣ?

Танҳораву ҳарзагард бошӣ?
Якчанд ба сӯи хона бозой,
Чун мурғ ба ошёна бозой.
В-ар нест ба хонаат қароре,
Ҳамхона кунам туро нигоре.
То суҳбати ту ба ноз дорад,
В-аз ҳарзаравет боздорад.
Гоҳе, ки қадам ниҳӣ ба хона,
Бӯсад қадамат чу остона.
В-ар сӯи бурун шавӣ хиромон,
Дар пои ту сар ниҳад чу домон.
Амми ту, ки ҳаст нуқтаи ғам,
Аз сафҳаи рӯзгори ӯ кам.
Дар парда яке нигор дорад,
К-аз маҳ ба ҷамол ор дорад.
Софибаданечу дури макнун,
Аз ҳуққаи танги васф берун.
Ҳамшираи шаҳд шаккари ӯ,
Ҳамхобаи ноз абҳари ӯ.
Хар дам ба ҷаҳон фиганда партав,
Аз қомати ӯ қиёмате нав.
Овозаи ӯ ба ҳар диёре,
Овораи ӯ чу ту ҳазоре.
Берун зи ҳисоби ақл молаш,
В-аз мол басе фузун ҷамолаш.
Дар афсари ҷоҳ ҳамсари туст,
Дар аслу насаб баробари туст.
Бар домани ту на нанге аз вай,
Бар шишаи ту на санге аз вай.
Ҳайф аст чунин бу гавҳари пок,
Ногашта ба васли ҳам тарабнок.
Хоҳам, ки шавад қаринаи ту,
Хушунуд ба меҳру кинаи ту.
Гардад ба ту ҷилвагар зи як силк,
Носуфта дураш туро шавад милк.
Бошед ба ҳам чу ҷону дил дӯст,
Бодомсифат ду мағзи як пӯст.

Гардед ба ҳам рафиқу дамсоз,
Бе неши ҳасуду захми хаммоз».
Чун Қайс шунид ин суханро,
Букшод лаби шакаршиканро.
Ҳам аз мижа ҳам зи лаб гуҳар суфт,
Афшонд сиришку бо падар гуфт.
К-эй асли вуҷуди гавҳари ман,
Хоки қадами ту афсари ман.
Гилкардаи туст обу хокам,
Парвардаи туст ҷони покам.
Ман Исии Марямам дар ин дайр,
Дар роҳи муҷаррадӣ сабуксайр.
Хуршедвашам аз ину он фард,
Пайванд бурида аз зану мард.
Дорам диле аз ҷаҳон рамида,
Он беҳ, ки мани балорасида.
То дар ғами ин равоқ бошам,
З-овезиши ҷуфт тоқ бошам.
Девонаам аз баландроӣ,
Девона чӣ, марди кадхудое.
Ман бори худ афганам зи гардан,
Дар бори касон чаро диҳам тан?
Ҷуз манн насазад рафиқи ман кас,
Таҳоии ман- рафиқи ман бас»
Бечора падар чу кард аз ӯ гӯш,
Ин турфа ҷавоб, рафт аз ҳуш.
Гуфто, ки зи кадхудоии ту,
Бошад ғаразам раҳоии ту.
Бошад ёбӣ зи кадхудоӣ,
Аз Лайлию ишқи ӯ раҳоӣ.
Пайвад кунӣ ба дигаре сахт,
Бандад ғами Лайлӣ аз дилат рахт.
Як кафш бувад барои як пой,
Як дил нашавад ду дӯстро ҷой.
Маъвои ду хасм нест як боғ,
Шаҳбоз ояд, сафар кунад зоғ.
Гуфт: «Эй падар, ин чӣ ҳиласозист,

Бе бедиле ин чӣ ишқбозист?
Ҳайҳот, ки бугсилам зи Лайлӣ,
Ё сер шавад дилам зи Лайлӣ!
Лайлӣ нақшу дилам нигин аст,
Лайлӣ тухму дилам замин аст.
Лайлӣ ҷон асту ман тани ӯ,
Ӯ тӯтию дид нишемани ӯ.
То тан ҷонро бувад нишеман,
Ман бошаму Лайлӣ, Лайлию ман.
Гаштам яксар ҳама ҷаҳонро,
Дидам як-як ҷаҳониёнро.
Ҳар чиз, ки рӯй дар халал дошт,
Чун дарнигаристам, бадал дошт.
Илло Лайлӣ, ки гар наёяд,
Чизе дигараш бадал нашояд.
Бар бебадал ар бадал гузинам,
Ҷуз дар дилу дин халал набинам».
Чун дид падар, ки ҳоли Маҷнун,
Аз панд намешавад дигаргун.
Бо хотири хуш шудаш дуогӯй,
Дар кашмакаши қазо ризоҷӯй.

* * *

Чун набошад ҳоли ҳар фарзанд нек,
Аз Худо мекун талаб фарзанди нек.
Ончунон фарзанд, к-охир дар дуо.
Марги ӯ ҷустан набояд аз Худо.

* * *

Шоҳ бо вай гуфт к-эй ҷони падар,
Шамъи базмафрӯзи айвони падар,
Дидаи иқболи ман равшан ба туст,
Арсаи омоли ман гулшан ба туст.
Солҳо чун ғунча дил хун кардам,
То гуле чун ту ба даст овардаам.

Ҳамчу гул аз дасти ман доман макаш,
Ханҷари хори ҷафо бар ман макаш.,
Лек чун ёдам аз он моҳ омадаст,
Ҷони ман дар нолаву оҳ омадаст.
Дарфитода чашми ман бар рӯйи ӯ,
Кардаам рӯй аз ду олам сӯйи ӯ.
В-аз тамошои рухи он дилписанд,
На насиҳат монда бар ёдам на панд.

* * *

Гуфт: «Эй дастури шоҳӣ пешаат
Офарин бодо бар ин андешаат.

* * *

Он ки бошад бадсиголу бадсиришт,
Дар сар аст ӯро ҳазорон хӯйи зишт.

* * *

Нуҳро фарзанд чун ноаҳл буд,
Фитрати ӯ бар ғуруру ҷаҳл буд.
Доғи радди «лайса мин аҳак»кашид,
Рӯйи берун рафтан аз тӯфон надид·

## ФАСЛИ ШАШУМ

## ДАР БОБИ ПИРИВУ ҶАВОНМАРДӢ ВА КӮШИШУ ҒАЙРАТ

Чу бояд бузургит пиронасар,
Ба чашми бузургӣ ба пирон нигар.
Ҳаме кун ба пирони бекас касӣ,
К-аз ин шева доман ба пирӣ расӣ.

* * *

Чу бояд бузургит пиронасар,
Ба чашми бузургӣ ба пирон нигар.
Ҳаме кун ба пирони бекас касӣ,
К-аз ин шева доман ба пирӣ расӣ.

* * *

Тан бувад чун ғилофу ҷон-шамшер,
Кор шамшер мекунад, на ғилоф!

* * *

Пир шудӣ, шеваи пирона гир,
Шеваи пирона хуш ояд зи пир.
Даст зи фитроки ҷавонон бидор,
Ишқу ҷавонӣ ба ҷавонон гузор!

* * *

Ба сад ном агар мард номовар аст,
Талабгори хайр аз ҳама беҳтар аст.

Ҷавонмардӣ ду чиз аст, э ҷавонмард,
Ба сӯям гӯш кун, то гӯямат рост:
Яке он,к-аз рафиқон даргузорӣ,
Агар ҳар лаҳза бинӣ сад каму кост.
Дуюм он, к-аз ту н-ояд ҳеҷ гоҳе
Чунон коре, ки бояд узрашон хост.

* * *

Аблаҳе, к-ӯ мекунад мӯи сафеди худ сиёҳ,
Аз паи пирӣ ҷавониро ҳамедорад умед.
Пеши доноён, ки дар банди шикори давлатанд,
Кай бувад зоғи сиёҳро равнақи бози сафед?

* * *

Ҷавонмардо, ҷавонмардӣ биёмӯз,
Зи мардони ҷаҳон мардӣ биёмӯз!
Дарун аз кини кинҷӯён нигаҳ дор,
Забон аз таъни бадгӯён нигоҳ дор.
Накӯи кун ба он, к-ӯ бо ту бад кард,
К-аз он бадщ рахна дар иқболи х(в)ад кард:
Чу ойини накӯкорӣ кунӣ соз,
Нагардад ҷуз ба ту он некӯи боз.

* * *

Ба симу зар ҷавонмарди тавон кард,
Хуш он касс, к-ӯ ҷавонмардӣ ба ҷон кард.
Ба ҷон чун эҳтиёҷи ёр бишнохт,
Ҳаёти худ фидои ҷони ӯ сохт.

* * *

Чунон зи пояи мардӣ фитод хаҷа бурун,
Зи бас фарсудагию хомрешию сардӣ.
Ки гар ҳазор фазилат рассад зи мардонаш,
Қадам бурун наниҳад аз ҳудуди номардӣ.

Дар ҷавонӣ коми бедардӣ гир,
Роҳи мардиву ҷавонмардӣ гир.
Роҳ, ки бояд аз ҷавонӣ сипарӣ,
Гар ба пирӣ фиканӣ, ранҷ барӣ.

* * *

Хусраве оқибатандешӣ кард,
Рӯй дар қиблаи дарвешӣ кард.
Бо бузурге, ки дар они кишвар буд,
Бар сари аҳли сафо сарвар буд.
Навбате чанд ба ҳам биншастанд,
Акди пириву муридӣ бастанд.
Бурд сад тӯҳфаи хидмат сӯи пир,
Ҳеҷ аз ӯ пир нашуд тӯҳфапазир.
Рӯзе аз болиши зин маснад сохт,
Қосиди сайд сӯи саҳро тохт.
Бозро дидаи бино бикшод,
Кулаҳ аз сар, гиреҳ аз по бикшод.
Бандагӣ кард, ки эй хоси худой,
Луқма пок аст, ба ин рӯза кушой.
Ҳаст аз ин луқма дар ин манзилгоҳ,
Панҷаву касби халоиқ кӯтоҳ,
Пир хандид, ки эй покниҳод.
Номат аз лавҳи бақо пок мабод,
Нерӯи бозӯи тирандозат,
Бошад аз дасти ситампардозат.
Чашма, к-аз санг таровад, пок аст,
Тира аз раҳгузари гилнок аст.

* * *

Чордаҳсола маҳе бар лаби бом,
Чун маҳи чордадар ҳусн тамом.
Бар сари сарв кулаҳгӯша шикаст,
Бар гул аз сунбули тар силсила баст.
Дод ҳангомаи маъшуқӣ соз,

Шеваи ҷилвагарӣ кард оғоз.
Ӯ фурӯзон чу маҳу карда ҳуҷум,
Бар дару бомаш асирон чу нуҷум.
Ногаҳон пуштхам е ҳамчу ҳилол,
Ҷигар аз хун чу шафақ моломол.
Кард дар қиблаи ӯ рӯи умед,
Сохт фарши раҳи ӯ мӯи сапед.
Гавҳари ашк ба мижгон месуфт,
В-аз ду дида гуҳарафшон мегуфт:
К-эй парӣ, бо ҳама фарзонагиям,
Ном рафт аз ту ба девонагиям.
Лоласон сӯхтаи доғи туам,
Сабзаваш пайсипари боғи туам.
Назари лутф ба ҳолам бикушой,
Занги андӯҳ зи ҷонам бизудой.
Навҷавон ҳоли куҳанпир чу дид,
Бӯи сидқ аз нафаси ӯ нашунид.
Гуфт, к-эй пири пароканда назар,
Рӯ бигардон ба қафо боз нигар.
Ки дар он манзара гулрухсорест,
Ки ҷаҳон аз рухи ӯ гулзорест.
Ӯ чу хуршеди фалак, ман моҳам,
Ман камин бандаи ӯ, ӯ шоҳам.
Ишқбозон чу ҷамолаш нигаранд,
Ман кӣ бошам, ки маро ном баранд?!
Пири бечора чу он сӯ нигарист,
То бубинад, ки дар он манзара кист.
Зад ҷавон дасту фиканд аз бомаш,
Дод чун соя ба хок оромаш.
К-он кибо мо раҳи савдо сипарад,
Нест лоиқ, ки дигар ҷо нигарад.
Ҳаст оини дубинӣ зи ҳавас,
Қиблаи ишқ яке бошаду бас.

* * *

Эй ба ҳар ғайр кушода назаре,
Дар дилат нест зи ғайрат асаре.

Мекунӣ даъвии ғайратнокӣ,
Лекин аз маънии ғайрат покӣ.
Ғайрату дидани ағёр, ки чӣ?
Ғайрбину хабар аз ёр, ки чӣ?
Дидани ғайрзи ғайрат дурр аст,
Ғайрбин дар ду ҷаҳон мағрур аст.
Дида, к-ӯ дидани шаҳрро шояд,
Бар рухи ғайр назар накшояд.
Ишқ шоҳ омаду ғайрат човуш,
Беҳ, ки човуш ба сад бонгу хуруш.
Манъи ағёр кунад аз дари шоҳ,
Ғайрро дар ҳарамаш надҳад роҳ.
Ҳарами шоҳ ҳарими дили туст,
Шоҳ ҳамвора муқими дили туст…
Даст дар домани шаҳ маҳкам дор,
Дил ба доғи ғами ӯ хуррам дор.
Ҳар чи ҷуз вай, зи дилат берун кун,
Доғи шавқаш ба дилат афзун кун.
Макун он доия чун булҳавасон,
Ки битобӣ рухи меҳрат зи касон.
Файзи меҳраш, ки ҷаҳонро омаст,
Ҳаср бар худ на ҳади ҳар хом аст…
Ин қадар бас зи ту ғайрат, ки ба дил,
Шавӣ аз ҳар чи на ӯ, меҳргусил.
Риштаи меҳр бад-ӯ пайвандӣ,
Бо вай анбози дигар напсандӣ.
На ки чанде ба вай анбоз кунӣ,
Ишқбозӣ ба ҳама соз кунӣ.
Гоҳ бо шоҳиди маҳваш бошӣ,
Ба ҳаводории ӯ х(в)аш бошӣ.
Гоҳ хайма ба дари шоҳ занӣ,
Дасти дил дар камари чоҳ занӣ.
Гаҳ сӯи мир кунӣ рӯи умед,
Созӣ аз ҳирс сияҳ рӯи сафед.
Гаҳ кунӣ ҷой ба айвони вазир,
То шавӣ аз карамаш ҷоизагир…
Чирку ширк аз дили худ пок бишӯй,

Пок шав, пас сӯи пок овар рӯй…
Дил ки дар хун назанад пар зи ғамаш,
Кай занад мурғи ҳарими ҳарамаш.
Дида, к-аз дил накунӣ хунбораш,
Нест шоистагии дидораш.
Дам ба дам шӯй ба хун дидаи хеш,
Пас талабгории дидор андеш.
Ҳар кӣ аз меҳнати ҳиҷрон нагирист,
Кай тавонад рухи ҷонон нигарист.
Нест хуш ганҷ, чу ранҷе накашӣ,
Ранҷ каш, гар талабӣ ганҷи х(в) ашӣ.

* * *

Бедиле доғи дилафрӯзе дошт,
Дар дил аз оташи ӯ сӯзе дошт.
Умрҳо масти лиқояш мебуд,
Баста дар қайди вафояш мебуд.
Дам ба дам ҷилваи дигар медид,
В-аз ҷамолаш гули дигар мечид.
Чарх аз он ҷо, ки ситам дини вай аст,
Қатъи ёрон зи ҳам оини вай аст.
Хост то хона барандозадашон,
Хона дар кӯи дигар созадашон.
Ба ҷудоӣ дили худ бинҳоданд,
Бар сари раҳ ба видоъ истоданд.
Ошиқи дилшуда бардошт фиғон,
Бар рух аз хуни ҷигар ашкфишон.
Лек як дидаи ӯ ашк фишонд,
В-он дигар з-оташи дил хушк бимонд.
Чашми тар ношударо зад мисмор,
То набинад пас аз он талъати ёр.
Рашкаш омад, ки ба чашме,ки нарехт,
Ашк, чун риштаи сӯҳбат бигусехт.
Бори дигар ба ҷамолаш нигарад,
Балки дидан ба хаёлаш гузарад.
Баъди якчанд расиданд ба ҳам,
Соғари васл чашиданд ба ҳам.

Солҳо ҳамнафаси ҳам буданд,
Дар яке зовия ҳамдам буданд.
Ҳаргиз он дида ба рӯяш накушод,
Комаш аз давлати дидор надод.

* * *

Хоркаш пире бо далқи дурушт,
Пуштаи хор ҳаме бурд ба пушт.
Ланг- лангон қадаме бар медошт,
Ҳар қадам донаи шукре мекошт.
К-эй фарозандаи ин чархи баланд,
В-эй навозандаи дилҳои нажанд.
Кунам аз ҷайб назар то доман,
Чӣ азизӣ, ки накардӣ бо ман.
Дари давлат ба рухам бикшодӣ,
Тоҷи иззат ба сарам бинҳодӣ.
Ҳадди ман нест саноят гуфтан,
Гавҳари шукри атоят суфтан.
Навҷавоне ба ҷавонӣ мағрур,
Рахши пиндор ҳаме ронд зи дур.
Хор бар пушт занӣ з-ин сон гом,
Давлатат чист, азизат кадом?
Умр дар хоркашӣ бохтаӣ,
Иззат аз хорӣ нашнохтаӣ.
Пир гуфто, ки чӣ иззат з-ин беҳ,
Ки наям бар дари ту болиннеҳ.
Ки фалон чошт бидеҳ ё шомам,
Нону обе, ки хӯрам в-ошомам.
Шукр гӯям, ки маро хор насохт,
Ба хасе чун ту гирифтор насохт.
Ба раҳи ҳирс шитобанда накард,
Бар дари шоҳу гадо банда накард.
Дод бо ин ҳама афтодагиям,
Иззи озодиву озодагиям.

* * *

Мӯҳташамзодае аз нахвати чоҳ,
Мехиромид зарифона ба роҳ.

Орифе пушт ду то дар жанда,
Дилаш аз нури илоҳӣ зинда.
Гуфт, к-эй тозаҷавон тунд марав,
Панди санҷидаи пирон бишунав.
Ин равиш нест чу хуш пеши худой,
Боз каш з-ин равиши нохуш пой.
Табъи ӯ аз сухани пир ошуфт,
Бонг бардошт зи нодониву гуфт:
К-эй зи гуфтори ту бар ман боре,
Мешиносӣ ки киям? Гуфт: Оре.
Аввалат буд яке қатраи об,
Ки аз он шустани ту баст савоб.
Аз шикам то ба канор омадаӣ,
Аз раҳи бавл ду бор омадаӣ.
Бар ту он парда ба фарз ар бидаранд,
Чашм нобаста касон кам гузаранд.
Дар миёна,ки саросар хушӣ аст,
Рӯзу шаб кори ту саргинкашӣ аст.
Танат ороста аз гавҳару дур,
Чун шикамба шикам аз саргин пур.
Гар ба худ нест шиносаварият,
Лаб кушодам ба шиносогарият.
Аз манн ин нуқта фаромӯш макун,
Мидҳати мадҳгарон гӯш макун.

* * *

Кардон золи кӯҳансол савол,
Аз Набӣ, к-эй шаҳи фархундахисол.
Рӯзи маҳшар, ки биҳишт ороянд,
Растагорон ба биҳишт осоянд.
Шавад он манзили оливатанон,
Роҳатободи чу ман, пиразанон?
Гуфт: Ҳошо, ки чунон хушватане,
Гардад оромгаҳи пиразане.
Гули он боғ ҷавонон бошанд,

Ғунчааш тангдаҳонон бошанд.
Пиразан чун зи Набӣ қисса шунид,
Нола аз синаи пурғусса кашид.
Аз фиғон замзамаи ғам бардошт,
В-аз мижа гиряи мотам бардошт.
Шуд Набӣ муждадеҳаш чобуку чуст,
Ки на гар кӯҳнааҷузон зи нахуст.
Як ба як духтари дӯшиза шаванд,
Ки дар он равзаи покиза шаванд.
Аввали кор ҷавонӣ бахшанд,
Он гаҳ омолу амонӣ бахшанд.

* * *

Ҷаҳондида пире ба савдои гашт,
Қадам зад зи хона ба паҳнои дашт.
Баровард гӯре нав аз дурр дид,
В-аз он ҷо садое ба гӯшаш расид.
Чу оҳу сӯи гӯр шуд тезгом,
Ки то бинад он ҷо кӣ шуд сайди дом.
Касе дид афтода дар хуни хок,
Зи сина кашон нолаи дарднок.
Бад-ӯ гуфт, к-эй сухраи маргу зист,
Туро ин ҳама мотам аз баҳри чист?
Ба хок андарат кист мадфун шуда,
Ки ҳолат  бад-ин сон дигаргун шуда?
Ҷафокории рӯзгори дурушт,
Ба ҳирмон зи аслат шикастаст пушт?
Ва ё тундбоди қазову қадар,
Фиканда зи шохи ту наврас самар?
Ва ё дасти чархат зада ханҷаре?
Ҷудо карда аз ҳам садаф- гавҳаре?
Ва ё мондаӣ аз маҳе меҳркеш,
Бад-ӯ майлат аз хешу пайванд беш?
Бигуфто, к-аз инҳо ҳама нест ҳеҷ,
Зи чизи дигар дорам ин тобу печ.
Набуд аз ҷафои ваям, эй аҷаб,
На осоиши рӯзу не хоби шаб.

Шунидам, ки дирӯз баҳри шикор,
Дар ин дашт меронд маркаб савор.
Чунон шаст бикшуд бар оҳуэ,
Ки накшод аз он сон қавибозуе.
Бад-он гунна зад захми сайди забун,
Ки пайконаш аз паҳлу омад бурун.
Чу аз захми ӯ сайд шуд дардманд,
Ба болои ӯ хештанро фиганд.
Чунонаш ба дил нӯги пайкон халид,
Ки чун оҳуяш риштаи ҷон бурид.
Баровардa пеши ту ин хоки ӯст,
Ба хок андарун ҷисми нопоки ӯст.
Бад-он омадам, то бад-ӯ бигзарам,
Ба чашми шамотат бар ӯ бингарам.
Чу кардам ба ин ният ин ҷо диранг,
Даромад ба чашмам яке лавҳи санг.
Навишта ба он нуқтае ҷонгудоз,
Ки эй кӯтаҳандеши домандароз!
Макаш домани ноз бар хоки мо,
Тиҳи хок бин домани чоки мо.
Ту ҳам рӯзе аз хона танҳо шавӣ,
Гирифтори ин хона чун мо шавӣ.
Чунон бар дил ин нуқтаам кор кард,
Ки осеби он ҷонам афгор кард.
Кунун мекунам гиря бар хештан,
Зи ман нест наздиктар кас ба ман.
Биё, соқӣ, он ҷомаи ғафлатзудой,
Ба дил равзан  ҳушмандикушой.
Бидеҳ, то зи ҳоли худ огаҳ шавам,
Ба охир сафар рӯй дар раҳ шавам.
Биё, мутрибу нола оғоз кун,
Шутурҳои моро худо соз кун.
Ки то ин шутурҳои қоҳилхиром,
Шаванд андар ин марҳала тезгом.

Ҷавоне ба бар ҷомаи хусравӣ,
Рухаш нусхаи хомаи монавӣ.
Ҳаме шуд зи хоби саҳар хеста,
Паи идгаҳ рафтан ороста.
Зи оғоз чун субҳи давлат навид,
Бипӯшид дурроаи бас сафед.
Ба болои дурроаи субҳранг,
Зумуррадқабое ба бар кард танг.
Чу моҳ аз шафақ кард бар худ тамом,
Фарози қабо ҳуллаи лаълфом.
Зи оинадор он гаҳ оина ҷуст,
К-аз оина шуд кори худбин дуруст.
Бад-он сон хуш омад ҷамоли худаш,
Ки пур шуд замир аз хаёли худаш.
Ба худ гуфт: «Ман шоҳу шоҳзодаам,
Зи шоҳзодагон нодир афтодаам.
Зи маҳ то ба моҳӣ кӣ бошаад чу ман?
Сазовори шоҳӣ кӣ бошад чу ман?»
Бигуфт ину бар борагӣ шуд савор,
Сипоҳ аз қафояш ҳазорон ҳазор.
Қадам нониҳода ба майдони ид,
Шуд аз лағжиши рахш қурбони ид.
Ба ҷонаш хаданги ҳалок уфтод,
Зи тире, ки худ зад, ба хок уфтод.
Хуш он кас, ки биноӣ аз сар гирифт,
Назар ҳамчу дида аз худ баргирифт.
Ҳама некро диду бадро надид,
Баду нек бигзор, худро надид.
Биё, соқиё, он булӯрина ҷом,
Ки аз равшанӣ дорад ои на ном.
Бидеҳ то алорағми ҳар худнамо,
Намояд хирад айби моро ба мо!
Биё, мутрибо, дар наво мӯ шикоф,
В-аз он мӯ, ки бишкофтӣ, парда боф.
Ки то парда ба чашми худ густарем ,
Чу худбин ҳарифон ба худ нангарем.

Заъфи пирӣ қуввати табъам шикаст,
Роҳи фикрат бар замири ман бубаст.
Дар дилам фаҳми сухандонӣ намонд,
Бар лабам ҳарфи суханронӣ намонд.

* * *

Шабе хуш ҳамчу субҳи зиндагонӣ,
Нишотафзо чу айёми ҷавонӣ.
Дар ин бӯстонсарои пурназора,
Намонда боз ҷуз чашми ситора…
Ду лаълаш аз табассум дар шакаррез,
Даҳонаш дар такаллум шаккаромез.

## ФАСЛИ ҲАФТУМ

## ДАР БОБИ ИШҚУ МУҲАББАТ, СИДҚУ САФО ВА АҲДУ ПАЙМОН

Сидқ иксири миси ҳастии туст,
Пояафрози фурӯдастии туст.

* * *

На танҳо шиори забон аст сидқ,
Ҳисори тану ҳифзи ҷон аст сидқ.

* * *

Сидқ мебояд ба ҳар коре, ки ҳаст,
То фитад домони мақсудат ба даст.
Гар фитад дар сидқ андак тобу печ,
Ҷустуҷӯи ту ҳама ҳеҷ аст, ҳеҷ.

* * *

На танҳо шиори забон аст сидқ,
Ҳисори тану ҳирзи ҷон аст сидқ.

* * *

Дил агар сидқписандит диҳад,
Бар ҳама халқ баландит диҳад.
В-агар аз кизб гузинад аламе,
Алами ӯ бинишинад ба даме.

* * *

Хотир аз авби ғараз холӣ кун,
Ҳиммат аз сидқи талаб олӣ кун!

Аз дарун занги таассуб бизудой,
Бар хирад роҳи тааммул бикушой!

* * *

Асари кизб бувад ҳеҷкасӣ,
Ба касӣ гар расӣ, аз сидқ расӣ.

* * *

Аз раҳи сидқу вафо дурӣ чанд?!
Дили қирӣ, рухи кофурӣ чанд?!

* * *

Зи каҷғайри чашми каҷӣ доштан,
Бувад хок дар дида анбоштан!

* * *

Як кафш бувад барои як пой,
Як дил нашавад ду дӯстро ҷой.

* * *

Он кас, ки чу гул дурӯй бошад,
Дар вай зи вафо чӣ бӯй бошад?!

* * *

Ба панҷ мерасад асбоби зиндагонии хуш,
Ба иттифоқи ҳакимони шӯҳраи офоқ:
Фароғу эминию сиҳҳату кифофи маош,
Рафиқи хубсияру ҳамдами накӯахлоқ.

* * *

Мард бояд, ки ёрҷӯй бувад,
Ёр чун ёфт, ёрҷӯй(?) бувад.

Шӯяд аз оби лутфу абри карам,
Аз замираш ғубори ғуссаву ғам.
Гар нишинад ба доманаш гарде,
Бошад он гард бар дилаш дарде.
То зи доман-ш он наяфшонад,
По ба доман кашида натавонад.

* * *

Ёр чун чашм шуд, ту мижгон бош,
Гирди ӯ шав ба по, чу мижгон фош!

* * *

Чун шавад бо ту ёр ҷангандеш,
Ҷуз ҷудоӣ магир бо вай пеш!

* * *

Ғараз он ҷо ки бор букшояд,
Дӯстиро маҷол тангояд.
Рахт бандад зи дил вафову вифоқ,
Хона гирад ба сина буғзу нифоқ.

* * *

Дило, гар оядат рӯзе ғаме пеш,
Чу ёде бошадат ғамхор, ғам нест.
Барои рӯзи меҳнат ёр бояд
В-агарна рӯзи роҳат ёр кам нест.

* * *

Дар роҳи вафо қадам зи сар кун
В-оини ҷафо зи сар ба дар кун!

Худписандони нописандида,
Мӯи афзунианддар дида.
Дида аз диданаш нигаҳ мадор,
В-арна бинӣ зӣ дидашон  озор.

* * *

Ба эҳсон бар уҳаббо даст бикшой,
Манеҳ дар тангнои мудхилӣ пой.
Ба бахшиш бош аз эшон борбардор,
Масоз аз вомдоришон гаронбор

* * *

Ёре, ки кунад ба ёр пайванд,
Нахли амалаш шавад барӯманд.

* * *

Нест аз иффат, ки марди ҳушманд,
Доман олояд ба ёри нописанд.

* * *

Ба ҳар кас раҳи ошноӣ мапӯй,
Зи ҳар ошно рӯшноӣ маҷӯй!

* * *

Худ чӣ з-он беҳтар, ки бошад бо ту ёр,
Дар миёни айбҷӯён барканор?!

* * *

Маъшуқа ба зери хораву хор,
Беҳтар, ки бувад ба дасти ағёр.

Мева ба замин фитода дар боғ,
З-он беҳ, ки ба ғораташ барад зоғ.

* * *

Ёре  ки раҳи вафо наварзад,
Сад хирман аз ӯҷаве наярзад.

* * *

Ошиқ, ки барои дӯст коҳад,
Он беҳ ки ризои дӯст хоҳад.

* * *

Шармат ояд, ки аз паси ёрӣ,
Лаб кушоӣ ба буғзу киндорӣ!
Дили ту аз нифоқ гирад ҳам,
К-аз нифоқат расад ҳазор алам.

* * *

Ишқ, ки рақси фалак аз нури  ӯст,
Хони суханронамак аз шӯри ӯст.

* * *

Оре, намаки сухан зи ишқ аст,
Нури фалаки сухан зи ишқ аст.
Аз сӯзи дил аст дар сухан шӯр
В-аз шӯълаи ишқ бар фалак нур.

* * *

Ишқ мифтоҳи маъдани ҷуд аст,
Ҳар чи бинӣ, ба ишқ мавҷуд аст.

Ҳеч синфе зи софиву олӣ
Нест аз ишқу ҳукми он холӣ.

*   *   *

Ёр аст калиди ганҷи умед,
Ёр аст навиди айши ҷовид.

*   *   *

Зиндаи ишқ намурдасту намирад ҳаргиз,
Лоязолӣ бувад ин зиндагии ламязалӣ.

*   *   *

Н-ояд аз беадабон шеваи ишқ,
Мазҳаби ишқ саросар адаб аст.

*   *   *

Равнақи айёми ҷавонист ишқ,
Мояи коми дуҷаҳонист ишқ.

*   *   *

Дили фориғ зи дарди ишқ, дил нест,
Тани бе дарди дил ҷуз оби гил нест.

*   *   *

Бе ишқ нишон зи неку бад нест,
Чизе ки зи ишқ нест, х(в)ад нест.

*   *   *

Дар ҷаҳон нест матоъе, ки надорад бадале,
Хосаи ишқ бувад манқабати бебедалӣ.

Ҳар чанд, ки ишқ дарднок аст,
Осоиши синаҳои пок аст.

* * *

Қолабу ҷонанд ба ҳам ҳусну ишқ,
Гавҳару конанд ба ҳам ҳусну ишқ.

* * *

Ишқ дар банди ҳусну эҳсон аст,
Ишқ банда асту ҳусн султон аст.

* * *

Ҷомӣ, аз ишқ сухан гӯй, ки дар машраби мо,
Ҳар чи ҷуз қиссаи ишқ аст, фасонасту фусун.

* * *

Кас з-одамиён чӣ дун, чӣ олӣ,
Аз маънии ишқ нест холӣ.
Лекин аз дӯст фарқ то дӯст,
Афзун бошад зи мағз то пӯст.

* * *

Аз ҳар чи суханварон бидонанд
В-аз лавҳи суханварӣ бихонанд.
Мақбултарин фасона ишқ аст,
Матбӯътарин тарона ишқ аст.

* * *

Ҳар кас, ки на ошиқ, одамӣ нест,
Шоистаи базми маҳрамӣ нест.

Зи ёди ишқ ошиқ тозагӣ ёфт,
Зи зикри ӯ баландовозагӣ ёфт.

* * *

Хуш он ошиқ, ки гар ҷонаш барояд,
Ба бӯи васли ҷононаш барояд!

* * *

Наёяд зи як даст кардан ду кор,
Нашояд ба як дил гирифтан ду ёр.

* * *

Чу дил бо дилбаре ором гирад,
Зи васли дигаре кай ком гирад?!
Куҷо парвона паррад сӯи хуршед,
Чу бошад сӯи шамъаш рӯи уммед?!

* * *

Чашм бар лағзиши ёрон мафиган,
Ба маломат дили ёрон машикан!

* * *

Макун ваъда, агар кардӣ, вафо кун,
Тариқи бевафоиро раҳо кун!

* * *

Камони ишқҳарҷо афганад тир,
Сипардорӣ набошад кори тадбир.

* * *

Мазан ҳар дам қадам дар санглохе,
Зи шохи ҳар замон маншин ба шохе!

Чу набвад васли дилбар рои дилбар,
Бувад сад бор ҳаҷр аз васл хуштар.

* * *

Ҳар он ҷавр, к-аз даври ин осиёст,
Ҳама з-ошно рафта бар ошност.

* * *

Ошноӣ на ба қурбу насаб аст,
Қурби арбоби адаб аз адаб аст.

* * *

Хуш аст аз бихрадон ин нукта гуфтан,
Ки мушку ишқро натвон нуҳуфтан.

* * *

Нашояд ба дил меҳри он доштан,
Ки мебоядаш зуд бигзоштан.

* * *

З-ин гуна, ки ҷилва он диловез кунад,
Ошиқ зи бало чӣ гунна парҳез кунад.
Бод аст насиҳати касон дар гӯшам,
Лекин боде, ки оташам тез кунад.

* * *

Хубию рӯю хубии овоз,
Мебарад ҳар яке ба танҳо дил.
Чун шавад ҷамъ ҳар ду дар як ҷо,
Кори соҳибдилон шавад мушкил.

Гуфтӣ, ки шиносӣ, ки кӣ бурд аз ту дилу дин?
Валлоҳ, ки дар офоқ ҷуз ӯро нашиносам.

* * *

Обам ба карам ба рӯи кор овардӣ,
В-аз мавҷи фироқам ба канор овардӣ,
Сабрам ба дил аз ғами фигор овардӣ,
Хобам ба ду чашми ашкбор овардӣ.

* * *

Дарди ишқ аст маро баҳра зи ҷонон нахӯрам,
Ғусса гар з-ӯ дигаре ҳусне таҷаммул бинад.
Ӯ гулистони ҷамол аст, аҷаб нест, к-аз ӯ,
Хоркаш хор барад, толиби гул гул чинад.

* * *

Онам, ки ба умри хеш ҳаргиз,
Холӣ нашудам зи орзуят.
Гар гирди ҳама ҷаҳон бигардӣ,
Сокин нашавам зи ҷустуҷуят.

* * *

Онон, ки ҷуз ба нон набувад зинда ҷонашон,
Доранд рӯ ба хидмати дунон барои нон.
Гар филмасал зи дасти касон сад қафо хӯранд,
Ҳамчун саги гурусна даванд аз қафои нон.

* * *

Зи ошиқон чу Юсуф кас набуда,
Ҷамолаш аз ҳама хубон фузуда…
Набуд аз маъшуқон кас чун Зулайхо,
Ба ишқ аз ҷумла буд афзун Зулайхо.

Умеди комронӣ нест дар ишқ,
Садои зиндагонӣ нест дар ишқ.
Бувад оғози он хун хӯрдану бас,
Бувад анҷомаш аз худ мурдану бас.

* * *

Зулайхо васлро меҷуст чора,
Вале мекард аз он Юсуф канора.
Зулайхо буд хун аз дида резон,
Вале мебуд аз ӯ Юсуф гурезон.

* * *

Чӣ хуш гуфт он ба доғи ишқ ранҷур,
Ки бӯй аз мушку ранг аз гул шавад дур.
Вале берун бувад з-имкони ошиқ,
Ки гӯяд тарки ҷонон ҷони ошиқ.

* * *

Дар ин хона мусаввар сохт ҳар ҷо,
Мисоли Юсуфу нақши Зулайхо.
Ба ҳам биншаста чун маъшуқу ошиқ,
Зи меҳри ҷону дил бо ҳам мувофиқ.
Ба як ҷо ин лаби он бӯса дода,
Ба як ҷо аз миёни он кушода…
Аҷаб моҳеву меҳре чун ду пайкар
Зи чоки як гиребон барзада сар…
Дар ин хона набуд, алқисса, як ҷой
Тиҳӣ з-он ду диломому дилорой.
Чу давлатгир шуд доми Зулайхо,
Фалак зад сикка бар номи Зулайхо.
Назар аз орзуҳои ҷаҳон баст,
Ба хидматгории Юсуф миён баст.
Гаҳе додӣ чу лаъли обдораш,
Мураббоҳои хоси хушгувораш.

Чу кардӣ шарбаташ аз шаккари ноб,
Шудӣ ҳамчун набот аз шарми ӯ об.

* * *

Чӣ хуш вақтеву хуррам рӯзгоре,
Ки ёре бар хӯрад аз васли ёре.
Барафрӯзад чароғи ошноӣ,
Раҳо ёбад аз доғи ҷудоӣ.
Чу Юсуф шуд ба хубӣ гармбозор,
Шудандаш мисриён аксар харидор.
Ба ҳар чизе, ки ҳар кас дастрас дошт,
Дар он бозор байъи ӯ ҳавас дошт.
Шунидам, к-аз ғамаш золе барошуфт,
Танида ресмоне чанд мегуфт:
«Ҳамин бас, гарчи бас қосидқумошам,
Ки дар силки харидорон-ш бошам».
Мунодӣ бонг мезад аз чапу рост,
Кӣ мехоҳад ғуломе бе каму кост?
Рухи ӯ матлаи субҳи сабоҳат,
Лаби ӯ гавҳари кони малоҳат.
Зи симои салоҳаш чеҳра пурнур,
Ба ахлоқи кироmash сина маъмур.
Наёрад бар забон ҷуз ростӣ ҳеҷ,
Набошад дар каломи ӯ хаму печ.
Аз он бадра, ки чун хоҳӣ шумораш,
Биёбӣ аз дурустӣ зар ҳазораш.
Харидорони дигар рахш ронданд,
Ба манзилгоҳ сад бадро расонданд.
Бар он афзуд давлатманди дигар,
Ба қадри вазни Юсуф мушки азфар.
Бар он доноӣ дигар сохт афзун,
Ба вазнаш лаъли нобу дури макнун.
Бад-ин қонун тараққӣ менамуданд,
Зи анвои нафоиз мефузуданд.
Зулайхо гашт аз ин маънӣ хабардор,
Музоиф сохт онҳоро ба як бор.
Харидорони дигар лаб бубастанд,

Паси зонуи навмедӣ нишастанд.
Азизи Мисрро гуфт: «Эй накӯрой,
Бирав бар Молик ин қимат бипаймой»
Бигуфто: « Он чӣ ман дорам дафина,
Зи мушку гавҳару зар дар хазина.
Ба як нима баҳояш барнаёяд,
Адои он тамом аз манн кай ояд?»
Зулайхо дошт бурҷе пур зи гавҳар,
На бурҷе, балки бурҷе пур зи ахтар.
Бигуфто:, к-ин гуҳарҳо дар баҳояш,
Бидеҳ, эй гавҳари ҷонам фидояш.
Азиз овард боз аз нав баҳона,
Ки дорад майли он шоҳи замона.
Ки дар хели вай ин покизадомон,
Бувад сардафтари дигар ғуломон.
Бигуфто: «Рав сӯи шоҳи ҷаҳондор,
Ҳақи хизматгузориро ба ҷой ор.
Бигӯ, бар дил ҷуз ин банде надорам,
Ки пеши дида фарзанде надорам.
Сарафрозӣ физо з-ин эҳтиромам,
Ки ояд зери фармон ин ғуломам.
Ба бурҷам ахтари тобанда бошад,
Маро фарзанду шаҳро банда бошад».
Чу шоҳ ин нуктаи санҷида бишнид,
Зи басри илтимосаш сар напечид.
Иҷозат дод, ҳолӣ то харидаш,
Зи меҳри дил ба фарзандӣ гузидаш.
Ба сӯи хона бурдааш хурраму шод,
Зулайхо шуд зи банди меҳнат озод.
Ба мижгон гавҳари шодӣ ҳаме суфт,
Ду чашми худ ҳаме молиду мегуфт:
«Ба бедорӣ ё раб ё ба хоб аст,
Ки ҷони манн зи ҷонон комёб аст.
Ба шабҳои сияҳ кай буду медам,
Ки гардад рӯзӣ ин рӯзи сафедам.
Шабамро субҳи фирӯзӣ баромад,
Ғаму ранҷи шабонрӯзӣ сар омад.

Шудам бо нозанини хеш ҳамроз,
Сазад акнун, ки бар гардун кунам ноз.
Дар ин меҳнатсарои ғам чу ман кист,
Пас аз пажмурдагӣ хуррам чу ман кист?
Чӣ будам? Моҳие дар мотами об,
Тапон бар реги тафсон аз ғами об.
Даромад селе аз абри кароматт,
Ба дарё бурд аз он регам саломат.
Кӣ будам? Хуфтае дар бистари марг,
Халида дар раги ҷон ништари марг.
Даромад ногаҳон Хизр аз дари ман,
Ба оби зиндагӣ шуд ёвари ман.
Биҳамдуллаҳ, ки давлат ёриям кард,
Замона тарки ҷонозориям кард.
Ҳазорон ҷон фидои он накӯкор,
Ки овард инчунин накде ба бозор.
Чӣ ғам дар ҳуққаи гавҳар шикастам,
Чу омад маъдани гавҳар ба дастам.
Ба пеши накди ҷон гавҳар чӣ бошад,
Туфайли дӯст бошад ҳар чӣ бошад.
Кай аз накди худ он кас баҳра бинад,
Ки Исо бидҳаду хармӯҳра чинад?
Агар хармӯҳраро падруд кардам,
Чу Исо они ман шуд, суд кардам».
Ба шеъри фикрат ин асрор мебехт,
Сиришк аз чашми гавҳарбор мерехт.
Гаҳе дар рӯи Юсуф лол мебуд,
Зи доғи ҳаҷр фориғбол мебуд.
Гаҳ аз ҳаҷри гузашта ёд мекард,
Ба васлаш хотири худ шод мекард.

* * *

Надорад беш аз ин дилдода коре,
Ки гӯяд қиссаи зебонигоре.
Зи дидан ҳеҷ асар не дар миёна,
Кунад ошиқ касонро дар ғоибона.

Ба мулки миср зебо духтаре буд,
Ки насли одиёнро сарваре буд.
Зада дурҷи ақиқаш ханда бар дур,
Зи шаккарханди ӯ Миср аз шакар пур.
Зи бас ширин, ки шаккарханди ӯ буд,
Дили найшаккар андар банди ӯ буд.
Чу шаккар рехтӣ аз лаъли хандон,
Шакар ангушт бигрифтӣ ба дандон.
Шакар буд аз даҳонаш бод или танг,
Набот аз рашки лаълаш шиша бар санг.
Чу дар лутф аз наботаш лаб фараҳ шуд,
Набот андардили шиша гираҳ шуд.
Набот ар чанд додӣ шишаро дил,
Намешуд бо лаби лаълаш муқобил.
Набуд эмин зи лаъли майпарасташ,
Ки бо он пурдилӣ орад шикасташ.
Ҷаҳонро фитна буд он ғайрати ҳур,
Зи шириншаккари ӯ Миср пуршӯр.
Сарони мулк дар савдош буданд,
Бутони шаҳр нопарвош буданд.
Вале бар чарх месуд афсари ӯ,
Ба ҳар кас дар намеомад сари ӯ.
Зи иззу молу истиғнои ҷоҳаш,
Намеафтод сӯи касс нигоҳаш.
Ҳадиси Юсуфу васфаш чу бишнид,
Ба моҳи рӯи ӯ меҳраш биҷунбид.
Чу шуд гуфтушуниди он паёпай,
Шуд он андеша маҳкам дар дили вай.
Ба дидан майлаш афтод аз шунидан,
Вале, бошад шунидан тухми дидан.
Нисоби қимматаш маълуми худ сохт,
Зи тартиби нисобаш дил бипардохт.
Ҳазор уштур ҳама покизагавҳар,
Пур аз дебову мушку гавҳару зар.
Зи анвои нафоис ҳар чӣ будаш,
Ки додан дар баҳо лоиқ намудаш.
Мураттаб карду роҳи Миср бардошт,

Ба махзан аз захоир ҳеч нагзошт.
Фитод аз мақдамаш овоза дар Миср,
Баромар ҳоюҳуи тоза дар Миср.
Ба Миср омад саре дар роҳи Юсуф,
Хабар пурсон зи ҷавлонгоҳи Юсуф.
Чу аз ҷавлонгаҳи Юсуф хабар ёфт,
Диди хуррам ба сӯи ӯ инон тофт.
Ҷамоле дид беш аз ҳадди идрок,
Чу ҷон з-олудагии обу гил пок.
Ба гетӣ мисли ӯ нодида ҳаргиз,
Зи касс монанди ӯ нашнида ҳаргиз.
Нахуст аз дидани ӯ бехуд афтод,
Зи заваҳи бехудӣ гашт аз худ озод.
В-аз он пас беҳушӣ ҳушёрӣ авард,
Зи хоби ғафлаташ бедорӣ овард.
Забон бикшоду пурсиш кард оғоз,
Ҷавоҳир ҷуст аз он ганҷинаи роз.
Бигуфт, эй аз ту кори некӯӣ рост,
Бад-ин хубӣ ҷамолатро кӣ орост?
Кӣ ломеъ сохт хуршеди ҷабинат,
Ки омад хирмани маҳ хӯшачинат?
Кадомин хомазан нақши ту пардохт,
Кадомин боғбон сарви ту афрохт?
Кӣ зад порго тоқи арӯятро,
Кӣ дод ин тоб банди гесӯятро?
Гули сероби ту об аз куҷо х(в)ард,
Бад-ин обаш дар ин бӯстон кӣ парвард?
Ба сарват хубрафторӣ кӣ омӯхт,
Ба лаълат нағзгуфторӣ кӣ омӯхт?
Маҳи рӯи ту лавҳи номаи кист,
Сари зулфи ту ҳарфи хомаи кист?
Кӣ бинонаргисатро чашм бикшод,
Зи хобби нестӣ бедорияш дод?
Кӣ бар дурҷи дарат зад қулфи ёқут,
Ки дилро қувват омад, рӯҳро қут?
Кӣ кандад дар занахдон чоҳи ғабғаб,
Ки з-оби зиндагӣ кардаш лаболаб?

Кӣ холи амбаринат зад ба рухсор,
Нишеман сохт зоғеро зи гулзор?
Чу Юсуф ин суханҳо кард аз ӯ гӯш,
Ғизои ҷон фишонд аз чашмаи нӯш.
Бигуфто: санъати он сонеам ман,
Ки аз баҳраш ба рашҳе қонеам ман.
Фалак як нусха аз килки ҷамолаш,
Ҷаҳон як ғунча аз боғи ҷамолаш.
Зи нури ҳикматаш хуршед тобе,
Зи баҳри қудраташ гардун ҳубобе.
Ҷамолаш буд пок аз тӯҳмати айб,
Нуҳуфта дар ҳиҷоби пардаи ғайб.
Зи зарроти ҷаҳон оинаҳо сохт,
Зи рӯи худ ба ҳар як аксе андохт.
Ба чашми некбинат ҳар чӣ некӯст,
Чу некӯ бингарӣ, акси рухи ӯст.
Чу дидӣ акс, сӯи асл биштоб,
Ки пеши асл набвад аксро тоб.
Маозуллаҳ, зи асл ар дурр монӣ,
Чу акс охир шавад бе нур монӣ.
Набошад аксро чандон бақое,
Надорад ранги гул чандон вафое.
Бақо хоҳӣ, ба рӯи асл бингар,
Вафо ҷӯӣ, ба сӯи асл бингар.
Ғами чизе раги ҷонро харошад,
Ки гоҳе бошаду гоҳе набошад.
Чу донодухтар ин асрор бишнид,
Бисоти ишқи Юсуф дарнавардид.
Ба Юсуф гуфт, чун васфат шунидам,
Ба дил доғи таманноят кашидам.
Гирифтам пеши роҳи орзуят,
Зи сар по сохтам дар ҷустуҷӯят.
Чу дидам рӯи ту афтодам аз пой,
Ба ҷон додан тахи поят задам рой.
Вале чун гавҳари асрор суфтӣ,
Нишон з-он манбаи анвор гуфтӣ.
Ба таҳқиқи сухан бишкофтӣ мӯй,

Маро аз меҳри худ бартофтӣ рӯй.
Ҳубоб аз рӯи умедам кушудӣ,
Зи зарра раҳ ба хуршедам намудӣ.
Кунун бар ман дари ин роз боз аст,
Ки бо ту ишқ варзидан маҷоз аст.
Чу бошад дар ҳақиқат чашм бозам,
Беҳ афтад тарки савдои маҷозам.
Ҷазокаллаҳ, ки чашмам боз кардӣ,
Маро бо ҷони ҷон ҳамроз кардӣ.
Зи меҳри дайр бугсастӣ дили ман,
Ҳарими васл кардӣ манзили ман.
Агар ҳар мӯи ман гардад забоне,
Зи ту ронам ба ҳар як достоне.
Наёрам гавҳари шукри ту суфтан,
Сари мӯе зи эҳсони ту гуфтан.
Пас он гаҳ кард бадруди ваю рафт,
Бираст аз мояи суди ваю рафт.
Бино кард аз паси рафтан ба таҷлил,
Ибодатхонае бар соҳили Нил.
Диле аз мулку моли олам озод,
Ба мискинону мӯҳтоҷон сало дод.
Ки мулку моли вай тороҷ карданд,
Ба қути як шабаш мӯҳтоҷ карданд.
Ба ҷон тоҷи аз гавҳар мурассаъ,
Қаноат кард бо фарсуда мақнаъ.
Ба ҷои бастани зарринасоба,
Ба сар барбаст пашмин пойтоба.
Тани худ з-атласу аксун бипардохт,
Либос оинасо аз намад сохт.
Ба дасти вай чу гавҳардор ёра,
Сафолин сабҳа омад дар шумора.
Ба кунҷи он ибодатхона раҳ кард,
Зи олам рӯ дар он меҳробгаҳ кард.
Зи гулхан домане хокистар овард,
Ба хилват бистари санҷоб густард.
Зи хоро зери сар бинҳод болиш,
Даромад гетӣ аз дардаш ба нолиш.

Дар он маъбад ба сар мебурд то буд,
Ба тоат пой меафшурд, то буд.
Чу дар тоатгари умраш сар омад,
Ба ҷон додан чу мардон хуш баромад.
Напиндорӣ, ки ҷонро ройгон дод,
Фурӯғи рӯи ҷонон диду ҷон дод.
Дило, мардонагӣ з-ин зан биёмӯз,
Ба мотам шева бин шеван биёмӯз.
Ғами худ хӯр агар ин ғам надорӣ,
Бикун мотам гар ин мотам надорӣ.
Ба ҳар дам ҳусни суратро заволест,
Зи холе ҳар замон гардон ба ҳолест.
Мазан ҳар дам қадам дар санглохе,
Зи шохе ҳар замон маншин ба шохе.
Нишеман бартар аз қавну макон гир,
Фарози кохии маънӣ ошён гир.
Бувад маънӣ яке, сурат ҳазорон,
Маҷӯ ҷамъият аз суратшуморон.
Парешонӣ бувад ҳар ҷо шумор аст,
В-аз он рӯ дар яке кардан ҳисор аст.
Чу тоби ҳамлаи душман надорӣ,
Беҳ он, к-аз ҷанги ӯ бошӣ ҳисорӣ.

* * *

Зулайхо буд аз ин сурат тиҳидил,
К-аз ӯ то Юсуф омад як-ду манзил.
Вале ҷонаш аз он маънӣ хабар дошт,
Зи доғи шавқ сӯзе дар ҷигар дошт.
Намедонист, к-он шавқ аз куҷо хост,
Чу Юсуф шуд ба хубӣ гармбозор,
Шудандаш мисриён аксар харидор.
Ба сидқ он кас, ки зад дар ошиқӣ гом,
Ба маъшуқӣ барояд охираш ном.
Кӣ омад дар тариқи ишқ содиқ,
Кӣ н-омад бар сараш маъшуқи ошиқ?
Зулайхоро чӣ сидқе буд дар ишқ,

Ки яксар умри худ фарсуд дар ишқ.
Паи бозӣ чу кардӣ чорасозӣ,
Набудӣ бозияш ҷуз ишқбозӣ.
Ду лӯъбатро, ки пеши ҳам нишондӣ,
Яке ошиқ, яке маншуқ хондӣ.
Чу дасти чап чу дасти рост донист,
Раҳу расми нишасту хост донист.
Дар он хобе, ки дид аз бахти бедор,
Ба доми ишқи Юсуф шуд гирифтор.
Ҳавои мулки худ аз дил бадар кард,
Ба мулки Миср оҳанги сафар кард.
Зи шаҳри худ ба шаҳри Юсуф омад,
На баҳри худ, зи баҳри Юсуф омад.
Ҷавонӣ дар хаёли ӯ ба сар бурд,
Ба уммеди висолиӯ ба сар бурд.
Ба пирӣ дар таманнои вай афтод,
Ба кӯрӣ дар тамошои вай афтод.
Пас аз пирӣ, ки бинову ҷавон шуд,
Ба меҳри рӯи он ҷони ҷаҳон шуд.
В-аз он пас дар ҳавояш зист, то зист,
Ба дил қайди вафояш зист, то зист.
Чу сидқаш буд берун аз ниҳоят,
Дар охир кард дар Юсуф сироят.
Дили Юсуф ба меҳраш шуд чунон гарм,
Ки меомад аз он дилгармиаш шарм.
Чунон зад роҳи дил он дилфиребаш,
Ки як соат намонд аз вай шикебаш.
Ба гирди хотираш гаштӣ ризоҷӯй.
Лабаш бар лаб ниҳодӣ, рӯй бар рӯй.
Зи бас кишти тарабро об додӣ,
Ба обаш дам ба дам ҳоҷат фитодӣ.
Вале з-ӯ бар Зулайхо парда бишкофт,
Зи хуршеди ҳақиқат партаве тофт.
Чунон хуршед дар вай уштулум кард,
Ки Юсуфро дар ӯ чун зарра гумм кард.
Бале, дар бутаи ишқи маҷозӣ,
Гузашташ умр дар монеъгудозӣ.

Чу хуршеди ҳақиқат гашт толеъ,
Набудаш пеши дида ҳеҷ монеъ.
Кашишҳои ҳақиқат дар вай овехт,
Зи ҳар чӣ ногузираш буд, бигрехт.
Шабе аз чанги Юсуф шуд гурезон,
Халосӣ ҷуст аз ӯ афтону хезон.
Чу зад ӯ аз қафо дар домани ӯ,
Зи дасташ чок шуд пироҳани ӯ.
Зулайхо гуфт: «Агар ман бар тани ту,
Даридам пеш аз ин пироҳани ту.
Ту ҳам пироҳанам акнун даридӣ,
Ба подоши гуноҳи ман расидӣ.
Чу Юсуф рӯи ӯ дар бандагӣ дид,
В-аз он нийят дилашро зиндагӣ дид.
Ба номи ӯ зи зар кошонае сохт,
На кошона, ибодатхонае сохт.
Пур аз нақшу нигор аз фарқ то сақф,
Муҳандисро бар ӯ фикру назар вақф.
Зи равзанҳои нури бахт тобон,
Зи дарҳо қосиди давлат шитобон.
Зи акси шамсааш худ бурда моя,
Маҳол аз вай даруни хона соя.
Дамида з-оби килки некбахтон,
Зи нахлистони девораш дарахтон.
Ба ҳар шохе аз он мурғон нишаста,
Валекин аз наво минқор баста.
Миёни хона зад фархунда тахте,
Зи зар лахте, зи лаъли ноб лахте.
Ду сад нақши баде ангехт аз вай,
Ҳазор овеза дурр овехт аз вай.
Зулайхоро гирифт аз меҳри дил даст,
Нишондаш бар фарози тахту биншаст.
Бад-ӯ гуфт: «Эй ба анвои каромат,
Маро шарманда карда то қиёмат.
Дар он вақте ки меҳондӣ ғуломам,
Кароматхонае кардӣ ба номам.
Кунун ман ҳам паи шукри атоят,

Ибодатхонае кардам бароят.
Дар ӯ биншин паи шукри худое,
К-аз ӯ дорӣ ба ҳар мӯе атое.
Тавонгар сохтат пас аз асирӣ,
Ҷавонӣ дод пас аз заъфи пирӣ.
Ба чашми нуррафта нур додат,
В-аз он бар рӯ дари раҳмат кушодат.
Пас аз умре, ки заҳри ғам чашондат,
Ба тарёки висоли ман расондат».
Зулайхо ҳам ба тавфиқи илоҳӣ,
Нишаста бар сарири подшоҳӣ.
Дар ин хилватсаро мебуд хурсанд,
Ба васли Юсуфу фазли худованд.

* * *

Дили фориғ зи дарди ишқ дил нест,
Тани бедарди дил ҷуз обу гил нест.
Зиолам рӯят овар дар ғами ишқ,
Ки бошад оламе хуш олами ишқ.
Ғами ишқ аз дили кас кам мабодо,
Дили беишқ дар олам мабодо!
Фалак саргашта аз савдои ишқ аст,
Ҷаҳон пурфитна аз ғавғои ишқ аст.
Асири ишқ шав, к-озод бошӣ,
Ғамаш дар сина неҳ, то шод бошӣ.
Маи ишқат диҳад гармиву мастӣ,
Дигар афсурдагиву худпарастӣ.
Зи ёди ишқ ошиқ тозагӣ ёфт,
Зи фикри ӯ баландовозагӣ ёфт.
Агар Маҷнун на май з-ин ҷом хӯрдӣ,
Ки ӯро дар ду олам ном бурдӣ?
Ҳазорон оқилу фарзона рафтанд,
Вале аз ошиқӣ бегона рафтанд.
На номе монд з-эшон, не нишоне,
На дар дасти замона достоне.
Басо мурғони хушпайкар, ки ҳастанд,

Ки халқ аз зикри эшон лаб бубастанд.
Чу аҳли дил зи ишқ афсона гӯянд,
Ҳадиси булбулу парвона гӯянд.
Ба гетӣ гарчи сад кор озмоӣ,
Ҳамин ишқат диҳад аз худ раҳоӣ.
Матоб аз ишқ рӯ, гар худ маҷозист,
Ки он баҳри ҳақиқӣ корсозист.
Ба лавҳ аввал алиф, бе то нахонӣ,
Зи Қуръон дарс хондан кай тавонӣ.
Шунидам шуд мурие пеши пире,
Ки бошад дар сулукаш дастгире.
Бигуфт ар по нашуд дар ишқат аз ҷой,
Бирав ошиқ шав, он гаҳ пеши мо ой.
Чу хоҳӣ рехт дар манзил ниҳодан,
Набояд дар сари пул истодан.
Биҳамдуллаҳ, ки то будам дар ин дайр,
Ба роҳи ошиқӣ будам сабуксайр.
Чу доя мушки ман бенофа дида,
Ба теғи ошиқӣ теғам бурида.
Чу модар бар лабам пистон ноҳодаст,
Чу хунхории ишқам шир додаст.
Агарчи мӯи ман акнун чу шир аст,
Ҳанӯз он завқи ширам дар замир аст.
Ба пириву ҷавонӣ нест чун ишқ,
Дамад бар ман дамодам ин фусун ишқ.
Кӣ: Ҷомӣ, чун шудӣ дар ошиқӣ пир,
Сабукрӯҳӣ куну дар ошиқӣ мир.
Бинеҳ дар ишқбозӣ достоне,
Ки бошад аз ту дар олам нишоне.
Бикаш нақше зи килки нуқтазоят,
Ки чун аз ҷо равӣ, монад, ба ҷоят.
Чу аз ишқ ин садо омад ба гӯшам,
Ба истиқбол берун рафт ҳушам.
Ба ҷон гаштам гарав фармонбариро,
Ниҳодам расми нав сеҳровариро.
Бар онам гар худо тавфиқ бахшад,
Ки нахлам меваи таҳқиқ бахшад.

Кунам аз сӯзи ишқ он нуқтаронӣ,
Ки сӯзад ақл рахти нуқтадонӣ.
Дар ин фирӯзагунбад афканам дуд,
Кунам чашми кавокиб гиряолуд.
Суханро поя бар ҷое расонам,
Ки бинвозад ба аҳсант осмонам.

* * *

Чу созад дар дарун он тир хона,
Зи берун бошад онро сад нишона.
Хуш аст аз бихрадон ин нуқта гуфтан,
Ки мушку ишқро натвон нуҳуфтан.
Агар бар мушк гардад парда сад тӯй,
Кунад ғаммозӣ аз сад пардааш бӯй.
Зулайхо ишқро пӯшида медошт,
Ба сина тухми ғам пӯшида мекошт.
Вале сар мезад он ҳар дам зи ҷое,
Ҳаме кард аз дарун нашъунамое.
Гаҳе аз гиря чашмаш об мерехт,
Ба ҷои об хуни ноб мерехт.
Ба ҳар қатра, ки аз мижгон кушодӣ,
Ниҳонӣ рози ӯ бар рӯ фитодӣ.
Гаҳе аз оташи дил оҳ мекард,
Ба гардун дуди оҳаш роҳ мекард.
Ба ҳар оҳе, ки аз дил баркашидӣ,
Касон бӯи кабоби дил шунидӣ.
Чу будӣ рӯзу шаб бехобу бех(в)ард,
Гули сурхаш намудӣ лолаи зард.
Бидонистӣ ҳама, к-аз ҳеҷ боғе,
Нарӯяд лолае холӣ зи доғе.
Канизон ин нишониҳо чу диданд,
Хати ошуфтагӣ бар вай кашиданд.
Вале равшан нашуд, к-онро сабаб чист,
Қазоҷунбони он ҳоли аҷаб кист.
Яке гуфто касе мислаш надидаст,
Ҳамоно, к-аз касе чашмаш расидаст.

Яке афтод ин маънӣ писандаш,
Ки аз деву парӣ омад газандаш.
Яке гуфто ҳамоно сеҳрсозе,
Зи сеҳраш баст бар доман тарозе.
Яке гуфт: «Ин ҳама осори ишқ аст,
Дилаш, бешак, ба зери бори ишқ аст.
Вале касро ба бедорӣ надида,
Зи хобаш гӯӣ ин офат расида».
Ҳаме баст аз гумон ҳар кас хаёле,
Ҳаме карданд бо ҳам қилу қоле.
Вале сирри дилаш зоҳир намешуд,
Сухан бар ҳеҷ чиз охир намешуд.
Аз он ҷумла фусунгар дояе дошт,
Ки аз афсунгарӣ сармояе дошт.
Ба роҳи ошиқӣ корозмуда,
Гаҳе ошиқ, гаҳу маъшуқ буда.
Ба ҳам васлатдеҳи маъшуқу ошиқ,
Мувофиқсозӣ ёри номувофиқ.
Шабе омад, замин бӯсид пешаш,
Ба ёд овар хидматҳо хешаш.
Бигуфт: «Эй ғунчаи бӯстони шоҳӣ,
Ба хорӣ аз ту гулрӯён мубоҳӣ.
Дилат хуррам, лабат пурханда бодо,
Зи фаррат бахти мо фархунда бодо.
Ту дар боғи ҷамол он тозасарвӣ,
Ки карда тӯтии ҷонам тазарвӣ.
Ман аз баҳри ҷафо он ҷӯйборам,
Ки парвардад замона бар канорам.
Рухат з-оғоз ман будам, ки дидам,
Ба теғи меҳр нофат ман буридам.
Сару тан шустам аз мушку гулобат,
Гулоби мушкбӯ кардам хитобат.
Ғизо аз шир додам шаккаратро,
Бипарвардам тани ҷонпарваратро.
Шаб омад, хоб дар кори ту кардам,
Саҳар шуд, зеби рухсори ту кардам.
Агар рафтам, тарози дӯш будӣ,

Чу хуфтам, хуфта дар оғӯш будӣ.
Чу шуд шоҳи гулат сарви хиромон,
Ҳанӯзат даст нагсустам зи домон.
Ба ҳар корет хидматгор будам,
Ба хидматгорият даркор будам.
Ба ҳар ҷо рафт сарви дилрабоят,
Фитодам ҳамчу соя дар қафоят.
Чу биншастӣ, ба хидмат истодам,
Чу хуспидӣ, ба поят сар ниҳодам.
Кунун ҳам дар ҳамон коре, ки будам,
Бад-он сидқат парасторам, ки будам.
Зи ман рози дилат пинҳон чӣ дорӣ,
Зи худ бегонаам з-ин сон чӣ дорӣ?
Бигӯ, охир дар ин корат кӣ андохт,
Кӣ бурд ин сон хирад, борат кӣ андохт?
Чунин ошуфтаву дарҳам чароӣ,
Чунин бо дарду ғам ҳамдам чароӣ?
Гули сурхат чаро зард аст аз ин сон,
Дами гармат чаро сард аст аз ин сон?
Ту хуршедӣ, чу моҳат костан чист,
Заволи чоштгоҳат хостан чист?
Яқин донам, ки зад моҳе туро роҳ,
Бигӯ равшан маро, то кист он моҳ?
Ба тасбеҳу дуо хонам чунонаш,
Ки орам бар замин аз осмонаш.
В-агар бошад парӣ, дар кӯҳу беша,
Азоимхониям ко расту веша.
Ба таъсираш азиматҳо бихонам,
Кунам дар шишаву пешат нишонам.
В-агар бошад зи ҷинси одамизод,
Ба зудӣ созам аз вай хотират шод.
Кӣ бошад худ, ки пайвандат нахоҳад,
На банда, бал худовандат нахоҳад?»
Зулайхо чун бидид он меҳрубонӣ,
Фусунпардозиву афсонахонӣ.
Надид аз рост гуфтан ҳеҷ чора,
Гирифт аз гиря маҳро дар ситора.

Ки ганҷи мақсадам бас нопадид аст,
Дари он ганҷ нопайдокалид аст.
Чӣ гӯям бо ту аз мурғе нишона,
Ки бо анқо бувад ҳамошёна.
Зи анқо ҳаст номе пеши мардум,
Зи мурғи ман бувад он ном ҳам гум.
Чӣ ширин аст айши талхкоме,
Ки медонад зи коми хеш номе.
Зи дурӣ гарчӣ бошад талх комаш,
Кунад боре забон щирин зи номаш.
Забон букшод он гаҳ пеши доя,
Зи ҳамрозӣ баландаш сохт поя.
Ба хоби хештан бедорияш дод,
Ба беҳушии худ ҳушёрияш дод.
Чу доя ҳарфе аз тӯмори ӯ хонд,
Зи чорасозияш ҳайрон фурӯ монд.
Бале, ин ҳарф нақши ҳар хаёл аст,
Ки нодонистаро ҷустан маҳол аст.
Муродеро зи аввал то надонӣ,
Куҷо дар охираш ҷустан тавонӣ?!
Наёраст аз дилаш чун банд букшод,
Ба ислоҳаш забони панд букшод.
Ба мардум сурати зебо намоянд,
Ки то бар вай дари савдо кушоянд.
Зулайхо гуфт деверо чӣ ёро,
Ки бинмояд чунон шакли дилоро.
Тане, к-аз шӯру шар бошад сиришта,
Маозуллаҳ, к-аз ӯ зояд фаришта.
Дигар гуфто, ки ин хобест нораст,
Чаро бояд ба ҳар нораст ҷон кост?!
Бигуфт ин хоб агар нораст будӣ,
Бад-ин ростонро кай рабудӣ.
Шуморанд аҳли дил ин нуктаро рост,
Ки каҷ бо каҷ гироянд рост бо рост.
Дигар гуфто, ки ҳастӣ донишандеш,
Бурун кун ин маҳол аз хотири хеш.
Бигуфто: «Кор агар будӣ ба дастам,

Кай ин бори гарон додӣ шикастам.
Маро тадбири кор аз даст рафтаст,
Инони ихтиёр аз даст рафтаст.
Агар боде вазад ё обе ояд,
Зи санг он нақши маҳкам чун зудояд?»
Чу доя дидаш андар ишқ маҳкам,
Фурӯ баст аз насиҳатгӯияш дам.
Ниҳонӣ рафту ҳолаш бо падар гуфт,
Падар з-он қиссаи мушкил барошуфт.
Вале, чун буд аҷиз дасти тадбир,
Ҳаволат кард корашро ба тақдир.
Биё, эй ишқи пурафсуну найранг,
Ки бошад кори ту гаҳ сулҳу гаҳ ҷанг.
Гаҳе фарзонаро девона созӣ,
Гаҳе девонаро фарзона созӣ.
Чу бар зулфи парирӯён ниҳӣ банд,
Ба занҷири ҷунун афтад хирадманд.
В-агар з-он зулф банде баркушоӣ,
Чароғи ақл ёбад рӯшноӣ.
Зулайхо як шабе не ақлу не ҳуш,
Ба ғам ҳамрозу бо меҳнат ҳамоғӯш.
Зи ҷоми дард дурдошомие кард,
Зи шӯри ишқ беоромие кард.
Ба саҷда пушти сарви ноз хам кард,
Заминро рашки гулзори ирам кард.
Зи наргис рехт ашки арғувонӣ,
Чу савсан кард сози хушзабонӣ.
Шуд аз ғамгин дили худ ғуссапардоз,
Ба ёри хеш кард ин қисса оғоз.
Ки эй торочи ту ҳушу қарорам,
Парешон кардаӣ ту рӯзгорам.
Ғамам дидиву ғамхорӣ накардӣ,
Дилам бурдиву дилдорӣ накардӣ.
Надонам номи ту, то созамаш вирд,
Наёбам ҷои ту, то гардамаш гирд.
Чу ғунча баски хӯрдам аз ғамат хун,
Фитодам ҳамчу гул аз парда берун.

Намегӯям, ки дар чашмат азизам,
На, охир, маар туро камтар канизам.
Чӣ бошад гар канизеро навозӣ,
Зи банди меҳнаташ озод созӣ.
Мабодо кас ба хун оғӯшта чун ман,
Миёни халқ расво гашта чун ман.
Дили модар зи бадпайвандиям танг,
Падарро ояд аз фарзандиям нанг.
Парасторон маро падруд карданд,
Ба танҳоим ғамфарсуд карданд.
Задӣ оташ ба ҷон чун ман хасеро,
Насӯзад кас бад-ин сон бекасеро.
Ба он мақсуди ҷону дил хитобаш,
Бад-ин сон буд, то бирбуд хобаш.
Чу чашмаш маст гашт аз соғари хоб,
Ба хобаш омад он ғоратгари хоб.
Ба шакле хубтар аз ҳар чӣ гӯям,
Надонам баъд аз он дигар чӣ гӯям.
Ба зорӣ даст дар домонаш овехт,
Ба пояш аз мижа хуни ҷигар рехт.
Ки эй дар меҳнати ишқат рамида,
Қарорам аз дилу хобам зи дида.
Ба покӣ, к-он чунин пок офаридат,
Зи хубони ду олам баргузидат.
Ки андӯҳи маро кӯтоҳие деҳ,
Зи номи шаҳри хеш огоҳие деҳ.
Зулайхо чун зи ҷонон ин нишон ёфт,
Ту гӯӣ мурдаи садсола ҷон ёфт.
Расидаш боз аз он гуфтор чун нӯш,
Ба тан зӯру ба ҷон сабру ба дил ҳуш.
Аз он хобе, ки дид аз бахти бедор,
Агарчи хуфт, Маҷнун, хост ҳушёр.
Хабар з-он маҳ, ки дар дил ҷӯшаш овард,
Канизонро зи ҳар сӯ дод овоз,
Ки эй бо ман дар ин андӯҳ дамсоз!
Падарро муждаи давлат расонед,
Дилашро з-оташи меҳнат раҳонед.

Ки омад ақлу дониш сӯи ман боз,
Падарро чун расид ин мужда бар гӯш,
Ба истиқболи он рафт аз сараш ҳуш.
Ба расми ошиқ аввал тарки х(в)ад кард,
В-аз он пас раҳ сӯи он сарвқад кард.
Даҳон бикшод он мори дусарро,
Раҳонд аз банди зар он симбарро.
Парасторон ба пояш сар ниҳоданд,
Ба зери пош тахти зар ниҳоданд.
Нишондандаш фарози маснади ноз,
Ба зарринтоҷ кардандаш сарафроз.
Парирӯён зи ҳар ҷо ҷамъ гаштанд,
Ҳама парвонаи он шамъ гаштанд.
Ба ҳамзодон чу дар маҷлис нишастӣ,
Чу тӯтӣ лаъли ӯ шаккар шикастӣ.
Сари дурҷи ҳикоят боз кардӣ,
Зи ҳар шаҳре сухан оғоз кардӣ.
Зи Руму Шом гаштӣ нуктаангез,
Шудӣ аз зикри Миср андар шакаррез.
Ҳадиси Мисриён кардӣ саранҷом,
Ки то бурдӣ Азизи Мисрро ном.
Чу ин номаш гирифтӣ бар забон ҷой,
Дарафтодӣ ба сони соя аз ҷой.
Зи абри дида сели хун фишондӣ,
Навои нола бар гардун расондӣ.
Зи рӯзу шаб ҳама ин буд кораш,
Сухан аз ёр рондиву диёраш.
Ба ин гуфтори хуш гаштӣ суханкӯш,
Вагарна будӣ аз гуфтор хомӯш.

* * *

Зулайхо гарчи ишқ ошуфт ҳолаш,
Ҷаҳон пур буд аз сити ҷамолаш.
Ба ҳар ҷо қиссаи ҳуснаш расидӣ,
Шудӣ мафтуни ӯ, ҳар кас шунидӣ.
Сарони мулкро савдои ӯ буд,
Ба базми хусравон ғавғои ӯ буд.

Ба ҳар вақт омадӣ аз шаҳрёре,
Ба уммеди висолаш хостгоре.
Дар ин фурсат, ки аз қайди ҷунун раст,
Ба бахти дилбарӣ ҳушёр биншаст.
Расулон аз шаҳи ҳар марзу ҳар бум,
Чу шоҳи мулки Шому кишвари Рум.
Фузун аз даҳ тан аз раҳ даррасиданд,
Ба даргоҳи ҷалолаш орамиданд.
Яке маншури мулку мол дар мушт,
Яке мӯҳри сулаймонӣ дар ангушт.
Ки ҳар як тӯҳфаи кишварситонест,
Зи шоҳе хостгореро нишонест.
Ба ҳар кишвар, ки гардад ҷилвагоҳаш,
Бувад дайҳими шоҳӣ хоки роҳаш.
Агар гардад маҳ дар Шом ором,
Дуои ӯ кунанд аз субҳ то шом.
В-агар орад ба сӯи Рум оҳанг,
Ғуломи ӯ шаванд аз Рум то Занг.
Бад-ин дастур ҳар қосид паёме,
Ҳамегуфт аз лаби фархунданоме.
Зулайхоро аз ин маънӣ хабар шуд,
Зи андеша дилаш зеру забар шуд.
Ки бо инон зи Миср оё касе ҳаст,
Ки ишқи мисриёнам пушт бишкаст.
Ба сӯи мисриёнам мекашад дил,
Зи Миср ар қосиде набвад, чӣ ҳосил.
Насиме, к-аз диёри Миср хезад,
Ки дар чашмам ғубори Миср безад.
Маро хуштар аз он бод аст сад бор,
Ки орад нофа аз саҳрои totor.
Дар ин андеша буд ӯ, к-аш падар хонд,
Падарвораш ба пеши хеш биншонд.
Бигуфт: «Эй нури чашму шодии дил,
Зи банди ғам хати озодии дил.
Ба дорулмулки гетӣ шаҳриёрон,
Ба тахти шаҳриёрӣ тоҷдорон.
Ба дил доғи таманнои ту доранд,

Ба сина тухми савдои ту коранд.
Бигӯям достони ҳар расулат,
Бубинам, то ки меафтад қабулат.
Ба ҳар кишвар, ки афтад бар дилат майл,
Туро созам ба зудӣ шоҳи он хайл».
Падар мегуфту ӯ хомӯш мебуд,
Ба бӯи ошноӣ гӯш мебуд.
Хушо гӯши сухан кардан зи ҷое,
Ба уммеди ҳадиси ошное.
Зи шоҳон қиссаҳо пай дар пай овард,
Вале аз мисриён дам барнаёвард.
Зулайхо дид, к-аз Мисру диёраш,
Наёмад ҳеҷ қосид хостгораш.
Зи дидори падар навмед бархост,
Зи ғам ларзон чу шохи бед бархост.
Ба нӯки дида марворид месуфт,
Зи дил хуноба мебориду мегуфт:
«Маро, эй кош модар намезод,
В-агар мезод, кас ширам намедод.
Надонам бар чӣ толеъ зодаам ман,
Бад-ин толеъ куҷо афтодаам ман.
Агар бархезад аз дарё саҳобе,
Ки резад бар лаби ҳар ташна обе.
Чу раҳ сӯи мани лабташна орад,
Ба ҷои об ҷуз оташ наборад.
Надонам, эй фалак бо ман чӣ дорӣ?
Чу хашмам ғарқи хун доман чӣ дорӣ?
Гар аз ман марг хоҳӣ, мурдам инак,
Зи бедоди ту ҷон биспурдам инак.
В-агар хоҳӣ маро дар ранҷу андӯҳ,
Ниҳодӣ бар дилам сад ранҷ чун кӯҳ.
Ба зери кӯҳ коҳе чанд бошад?
Ба мавҷи ғам гиёҳе чанд бошад?
Дилам аз захми ту сад ҷой реш аст,
Агар раҳме кунӣ, бар ҷои хеш аст.
Агар ман шод, агар ғамгин, туро чӣ?
В-агар ман талх, агар ширин, туро чӣ?

Киям ман в-аз вуҷуди ман чӣ хезад?
В-аз ин буду набуди ман чӣ хезад?
Агар шуд хирманам барбод, гӯ шав,
Дусад хирман аз ин партав ба як ҷав.
Ҳазорон тозагул барбод додӣ,
Зи доғи марг бар оташ ниҳодӣ.
Куҷо гардад туро хотир парешон,
Ки ман бошам яке дигар аз эшон».
Ба сад афғону дард он рӯз то шаб,
Даруне ғунчавор аз ғам лаболаб.
Сиришк аз дидаи ғамнок мерехт,
Ба дасти ғусса бар сар хок мерехт.
Падар чун дид шавқи беқарориш,
Зи савдои Азизи Миср зориш.
Расулонро ба хилъатҳои шоҳӣ,
Иҷозат дод, лаб пур узрхоҳӣ,
Ки ҳаст аз баҳри ин фарзона фарзанд,
Забонам бо Азизи Миср дар банд.
Бувад равшан барии донишпарастон,
Ки бошад даст дасти пешдастон.
Забони даҳрро беҳ з-ин масал нест,
Ки гӯяд дастпеширо бадал нест.
Расулон з-он таманно даргузаштанд,
Зи пешаш, бод дар каф, бозгаштанд.

* * *

Эй дилат шоҳи саропардаи ишқ,
Ҷони ту захми балохурдаи ишқ.
Ишқ парвонаи шамъи азаласт,
Доғи парвонагияш ламязал аст.
Беқарории сипеҳр аз ишқ аст,
Гармрафтории меҳр аз ишқ аст.
Хок як ҷуръа аз он ҷом гирифт,
Ки дар ин доира ором гирифт.
Дили беишқ тани беҷон аст,
Ҷон аз ӯ зиндаи ҷовидон аст.

Гавҳари зиндагӣ аз ишқ талаб,
Ганҷи поянадагӣ аз ишқ талаб.
Мурда хон ҳар кӣ на аз вай зиндаст,
Нест дон ҳар чӣ на з-ӯ поянадаст.
Ишқ ҳар ҷо бувад, иксиргар аст,
Мис зи хосияти иксир зар аст.
Қиблаи ҳиммати ӯ дӯст бувад,
Ҳар чӣ ҷуз дӯст, ҳама пӯст бувад.
Он чӣ бо дӯст бувад пайвандаш,
Шавад аз банди муҳаббат бандаш.
Гар дамад хор зи перомани ӯ,
Ки сӯи дӯст кашад домани ӯ.
Бувад он хор беҳ аз гулзораш,
Айни роҳат шумурад миқдораш.
Он чӣ аз дӯст ҳиҷобаш гардад,
Бар рухи васл ниқобаш гардад.
В-арчи худ мардумаки дида бувад,
Пеши чашмаш на писандида бувад.
Ғами ӯ мояи ҷонаш бошад,
Номи ӯ вирди забонаш бошад.
Гар ба зикраш гузаронад ҳама ҳол,
Нанишинад ба дилаш гарди малол.
Гӯй гардад хами чавгонашро,
Сар ниҳад зарбати фармонашро.
Назанад дам, чу бигӯяд, ки бимир,
Шавад аз ҷоми азал ҷуръапазир.
Нашавад ранҷа зи бадхӯии ӯ,
Назияд ҷуз ба ризоҷӯии ӯ.
Тарки хушнудии ағёр кунад,
Ба ризои дили ӯ кор кунад.
Хира монад чу ҷамолаш бинад,
Лол гардад чу далолаш бинад.
Бошад аз лаззати сӯҳбат ракссон,
Лек шавқаш напазирад нуқсон.
Ҳар дамаш ҳайрати дигар зояд,
Ҳар нафас шавқи дигар афзояд.
Гар чи дар баҳр бувад киштивор,

Оқибат хушклаб ояд ба канор.
Ҳар нафас сад нафар аз ҳуру парӣ,
Гар кунад дар назараш ҷилвагарӣ.
Гар фитад ҷониби онҳо назараш,
Нафрат афзун шавад аз ҳар нафараш.
Ғунчасон бошадаш аз рӯзи беҳӣ,
Дил пур аз ёру зи ағёр тиҳӣ.
На чу наргис, ки чу бикшояд чашм,
Бар ҳама хору гулаш ояд чашм.
Гул ҳамон дар назараш, хор ҳамон,
Нашавад бахри гул аз хор рамон.
Ба рухи тозагулу хушкгиёҳ,
Накунад ҷуз ба яке чашм нигоҳ.
Нест ин қоидаи ишқу вафо,
Нест ин лозимаи сидқу сафо.
Ё макун беҳуда аз ищқ хурӯш,
Ё назар з-он чӣ на маъшуқ, бипӯш!

* * *

Эй дилатро ба кафи ишқ зимом,
Сайри ошиқ шавад аз шавқ тамом.
Шавқ агар қоиди роҳат нашавад,
Каъбаи ишқ паноҳат нашавад.
Шавқ куллоби дили даврон иаст,
Ҷозиби хотири маҳҷурон аст.
Шавқ кӯтоҳ кунад роҳи дароз,
Ба руҳи мард бубандад дари оз.
Шавқ баркест нишеманафрӯз,
Монеъи раҳшударо хирмансӯз.
Кӯҳи ҳар ранч, ки дар бувад,
Пеши муштоқ кам аз коҳ бувад.
Чун занад шӯълаи шавқ аз дил тоб,
Нашавад кушта ба сад дарё об.
Ҳар чӣ таскини ваят дастрас аст,
Он на шавқаст, ҳавову ҳавас аст.
Ба ҳавас гоми фалак натвон зад,

Хайма дар кӯи тараб натвон зад.
Ҳавас оини ҳаваснок бувад,
Ҷони ошиқ зи ҳавас пок бувад.
Ҳавас абрест зи борон холӣ,
Сояаш мояи беиқболӣ.
Не аз ӯ кишти амал об х(в)арад,
На зи тан таб, на зи дил тоб барад.
Хоҷа дил баста дар асбоби ҷаҳон,
Киштӣ афканда ба гирдоби ҷаҳон.
Хуфта бар натъи амал масту ғурур,
Табъаш аз нафсу ҳаво пуршару шур.
Чашмаш аз тилъати шоҳид равшан,
Гашта дар кохии батолат равзан.
Дили ӯ пардагии пардао оз,
Монда дар парда аз ӯ чеҳраи роз.
Дасташ аз бозӯи зазлон ранҷа,
Зада дар домани ҳирмон панҷа.
Пои ӯ раҳсипари кӯи хато,
Гомпаймои раҳи нафсу ҳаво.
Меъда ғоратгари ҳар пухтаву хом,
Хӯрда дар ҳам чӣ ҳалолу чӣ ҳаром.
Гӯшаш аз қалби насиҳатгар кар,
Ром бо замзамаи ромишгар.
Жожҳои ҳунари дандонаш,
Ҳазл дастури лаби хандонаш.
Шабаш обастани ҳар фисқу фасод,
Рӯзи ӯ пардадари сидқу садод.
Бо чунин феълу сифат, гар ногоҳ,
Бишнавад хориқе аз аҳлуллоҳ.
Ки фалон пири ҷаҳонпаймо гашт,
Қадами хушк зи дарё бигузашт.
В-он дигар пардаи одат бидарид,
Кард парвозу чу мурғон бипарид.
В-он дигар кард сӯи кӯҳ назар,
Кӯҳи санг аз назари ӯ шуд зар.
В-он дигар зад ба каромат қадаме,
Кард тай бодияеро ба даме.

В-он дигар лашкари ҳиммат ангехт,
Лашкареро ба дуое хун рехт.
З-ин мақолот фитад дар дили ӯ,
К-ин мақомот шавад ҳосили ӯ.
Чанд рӯзе раҳи мардон гирад,
Шеваи роҳнавардон гирад.
Лекин он шеваи аз сидқ тиҳӣ,
Надиҳад баҳра ба ҷуз рӯсияҳӣ.
Сидқ бояд, ки шавад шавқафзой,
То ба мақсуд шавад роҳнамой.
Шавқи содиқ чу шавад маҳмили мард,
Каъбаи васл кунад манзили мард.
Ҳеҷ монеъ нагузорад дар роҳ,
То дар он каъба кунад манзилгоҳ.
Балки пиндори вуҷуд ар ба масал,
Афканад дар раҳи мақсуд халал.
Киштиосош ба ҳар дар шиканад,
Рахти ҳастиш ба дарё фиканад.
Чун дар ин мавҷ зи худ шӯяд даст,
Афтадаш моҳии мақсуд ба шаст.

* * *

Илоҳӣ, ғунчаи умед бикшой,
Гуле аз равзаи ҷовид бинмой.
Бихандон аз лаби он ғунча боғам
В-аз ин гул атрпарвар кун димоғам.
Дар ин меҳнатсарои бемувосо,
Ба неъматҳои хешам кун шиносо.
Замирамро сипосандеша гардон,
Забонамро ситоишпеша гардон.

* * *

Гуҳарсанҷони дарёи маонӣ,
Варақхонони ваҳйи осмонӣ,
Чу таърихи ҷаҳон карданд оғоз,
Чунин доданд аз Одам хабар боз,-

Ки чун чашми ҷаҳонбинаш кушоданд,
Бар ӯ авлоди ӯро ҷилва доданд…
Чу Одам сӯйи он маҷмаъ назар кард,
Зи ҳар ҷамъе тамошои дигар кард.
Ба чашмаш Юсуф омад чун яке моҳ,
На маҳ, хуршеди авҷи иззату ҷоҳ…
Аз он ҷоҳу ҷалол Одам аҷаб монд,
Ба унвони тааҷҷуб зери лаб ронд:
Ки ё раб, ин дарахт аз гулшани кист,
Тамошогоҳи чашми равшани кист?
Бар ӯ ин партави давлат чаро тофт,
Ҷамолу ҷоҳ чандин аз куҷо ёфт?
Хитоб омад, ки нури дидаи туст,
Фараҳбахши дили ғамдидаи туст.
Зи боғистони Яъқубӣ ниҳолест,
Зи саҳрои Халилуллаҳ ғизолест.
Зи кайвон бигзарад айвони ҷоҳаш,
Замини Миср бошад тахтгоҳаш.

*  *  *

Ки: «Эй покизагавҳар, аз чӣ конӣ,
Ки аз ту дорам ин гавҳарфишонӣ?
Дилам бурдиву номи худ нагуфтӣ,
Нишоне аз мақоми худ нагуфтӣ.
Намедонам, ки номат аз кӣ пурсам?
Куҷо оям, мақомат аз кӣ пурсам?
Агар шоҳӣ, туро, охир, чӣ ном аст?
В-агар моҳӣ, туро манзил кадом аст?
Мабодо ҳеҷ кас чун ман гирифтор,
Ки не дил дорам андар бар, на дилдор!».

*  *  *

Бигӯ, бо ин ҷамолу дилситонӣ
Кии ту в-аз кадомин хонадонӣ?
Дурахшон гавҳарӣ, конат кадом аст?
Гиромӣ шоҳӣ, айвонат кадом аст?.

Бигуфто: «Аз нажоди одамам ман,
Зи ҷинси обу хоки оламам ман.
Кунӣ даъвӣ, ки ҳастам бар ту ошиқ,
Агар ҳастӣ дар ин гуфтор содиқ,
Ҳақи меҳру вафои ман нигаҳ дор,
Ба беҷуфтӣ ризои ман нигаҳ дор…
Маро ҳам дил ба доми туст дар банд,
Зи доғи ишқи ту ҳастам нишонманд».

* * *

Чӣ гӯям, к-он чӣ ҳусну дилбарӣ буд,
Ки берун аз ҳади ҳуру парӣ буд.
Маҳе буд аз сипеҳри ошноӣ,
Аз ӯ кавну макон пуррӯшноӣ.
На Маҳ, ҳайҳот! Равшан Офтобе
Маҳ аз вай бар фалак афтода тобе.
Чӣ мегӯям? Чӣ ҷойи Офтоб аст,
Ки рахшон чашмааш ин ҷо сароб аст.

* * *

Бигуфто: «Хоб дидам Меҳру Маҳро,
Зи рахшанда кавокиб ёздаҳро,
Ки яксар доди таъзимам бидоданд,
Ба саҷда пеши рӯям сар ниҳоданд».
Падар гуфто, ки бас кун з-ин сухан, бас!
Магӯй ин хобро зинҳор бо кас!
Мабод ин хобро ихвон бидонанд,
Ба бедорӣ сад озорат расонанд.
Зи ту дар дил ҳазорон ғусса доранд,
Дар ин қисса каят фориғ гузоранд?
Наёранд аз ҳасад ин хобро тоб,
Ки бас равшан бувад таъбири ин хоб.

* * *

Чу по бар домани саҳро ниҳоданд,
Бар ӯ дасти ҷафокорӣ кушоданд.

Зи дӯши марҳамат бораш фиканданд,
Миёни хораву хораш фиканданд.

* * *

Чу Юсуф ин сухан бишнид аз ӯ, гуфт:
«Ки эй ҷону дилат бо меҳри ман ҷуфт,
Чу субҳ ар содиқӣ дар меҳри рӯям,
Мазан дам ҷуз ба вафқи[105] орзуям
Маро чун орзу хидматгузорист,
Хилофи он на расми дӯстдорист»…
Зи суҳбат дошт бими фитнаву шӯр,
Ба хидмат хост, то гардад аз он дурр.

* * *

Нахустин гуфт: «К-эй зебо канизон,
Ба чашми мардуми олам азизон,
Дар ин иззат раҳи хорӣ мапӯед,
Ба ҷуз ойини диндорӣ маҷӯед.
Аз ин олам бурун моро Худо нест,
Ки раҳгумкардагонро раҳнамо нест».
Маро хуш нест, к-ин ҷо бо ту бошам,
Паси ин парда танҳо бо ту бошам.
Ту кони оташӣ, ман пунбаи хушк,
Ту боди сарсарӣ, ман нафҳаи мушк.
Куҷо ин пунба бо оташ барояд?
Чӣ сон ин нафҳа бо сарсар гирояд?.

* * *

Зулайхо чун бидид ин, аз ақиб ҷаст,
Ба вай дар охирин даргоҳ пайваст.
Пайи бозомадан доман кашидаш,
Зи сӯйи пушт пироҳан даридаш.

Дар ин хилват бароҳат хуфта будам,
Дарун аз гарди меҳнат рӯфта будам.
Чу duздон бар сари болинам омад,
Ба қасди хирмани насринам омад…
Чу даст овард пеш он нохирадманд,
Ки бикшояд зи ганҷи васли ман банд,
Ман аз хоби гарон бедор гаштам,
Зи ҷоми бехудӣ ҳушёр гаштам.
Ҳаросон гашт аз бедории ман,
Гурезон шуд зи хидматгории ман.
Рух аз шармандагӣ сӯйи дар овард,
Ба рӯйи некбахтӣ дар баровард.
Шитобон аз қафои вай давидам,
Бурун нанҳода по, дар вай расидам.
Кунун он беҳ, ки ҳамчун нописандон,
Кунӣ якчанд маҳбусаш ба зиндон.
Ва ё худ дар тану андоми покаш,
Ниҳӣ дарде, ки созад дарднокаш.
Писандӣ бар вай ин ранҷи гаронро,
Ки гардад ибрате мар дигаронро (17,286).
Чу Юсуф аз Азиз ин тобу таф дид,
Чу мӯй аз гармии оташ бупечид.
Бад-ӯ гуфт: «Эй Азиз, ин доварӣ чанд,
Гуноҳе не, бад-ин хорим мапсанд.
Зулайхо ҳар чи мегӯяд, дурӯғ аст,
Дурӯғи ӯ чароғи бефурӯғ аст».

* * *

Бувад, к-ин сир шавад бар шоҳ равшан,
Ки пок аст аз хиёнат домани ман.
Маро пеша гуноҳандешагӣ нест,
Дар андеша хиёнатпешагӣ нест.
Дар ин хона хиёнат н-омад аз ман,
Ба ҷуз сидқу амонат н-омад аз ман.
Маро беҳ, гар занам нақбихазоин,
Ки бошам дар фароши хона хоин

Зулайхо аз зулайхоӣ рамида,
Аз он сурат ба маънӣ орамида.
Аз он маънӣ агар огоҳ будӣ,
Яке аз восилони роҳ будӣ.

Вале чун буд дар сурат гирифтор,
Нашуд дар аввал аз маънӣ хабардор.

* * *

Набуд он хоби хуш, беҳушие буд,
Зи савдои шабаш  мадҳушие буд.

* * *

Лаби ӯ бо канизон дар ҳикоят,
Дили ӯ з-он ҳикоят дар шикоят.
Даҳонаш бо рафиқон дар шакарханд,
Дилаш чун найшакар дар сар гиреҳбанд.
Забонаш бо ҳарифон дар фасона,
Ба дил аз боғи ишқаш сад забона.
Назар бар сурати ағёр медошт,
Вале пайваста дил бо ёр медошт.

* * *

Зулайхо чун бидид он меҳрубонӣ,
Зи лаъли ӯ шунид он нуктаронӣ…
Зимоми ақл берун рафташ  аз даст,
Зи банди панду қайди маслиҳат раст.

* * *

Ки эй торочи ту ҳушу қарорам,
Парешон кардаӣ ту рӯзгорам.
Ғамам додиву ғамхорӣ накардӣ,
Дилам бурдиву дилдорӣ накардӣ.

Надонам номи ту, то созамаш вирд,
Наёбам ҷойи ту, то гардамаш гирд.
Ба коми хеш мекардам шакарханд,
Кунун дар бандам аз ту чун найи қанд.

* * *

Худоро, эй фалак, бар ман бубахшой,
Ба рӯйи ман даре аз меҳр бикшой.
Агар нанҳӣ ба каф домони ёрам,
Гирифтори касе дигар надорам.
Ба расвоӣ мадар пироҳанамро,
Ба дасти кас маёло доманамро.
Ба мақсуди дили худ бастаам аҳд,
Ки дорам поси ганҷи худ ба сад ҷаҳд.
Масӯз аз ғам мани бедаступпоро,
Мадеҳ бар ганҷи ман даст аждаҳоро.

* * *

Даромад мурғи бахшоиш ба парвоз,
Сурӯши ғайб додаш ногаҳ овоз.
Ки: «Эй бечора, рӯй аз хок бардор,
К-аз он мушкил туро осон шавад кор.
Азизи Миср мақсуди дилат нест,
Вале мақсуд бе ӯ ҳосилат нест.
Аз ӯ хоҳӣ ҷамоли дӯст дидан,
В-аз ӯ хоҳӣ ба мақсудат расидан.
Мабод аз суҳбати вай ҳеҷ бимат,
К-аз ӯ монад саломат қуфли симат».

* * *

Бигуфто: «Рав, сӯйи шоҳи ҷаҳондор,
Ҳақи хидматгузориро ба ҷой ор,
Бигӯ, бар дил ҷуз ин банде надорам,
Ки пеши дида фарзанде надорам.

Сарафрозӣ физо з-ин эҳтиромам,
Ки ояд зери фармон ин ғуломам.
Ба бурҷам ахтари тобанда бошад,
Маро фарзанду шоҳро банда башад».

* * *

Ба сӯйи хона бурдаш хурраму шод,
Зулайхо шуд зи банди меҳнат озод.
Ба мижгон гавҳари шодӣ ҳамесуфт,
Ду чашми худ ҳамемолиду мегуфт:
«Ба бедорист ё раб ё ба хоб аст,
Ки хони ман зи хонон комёб аст…
Шудам бо нозанини хеш ҳамроз,
Сазад акнун, ки бар гардун кунам ноз.
Дар ин меҳнатсарои ғам чу ман кист,
Пас аз пажмурдагӣ хуррам чу ман кист?».

* * *

«Ба фарзандӣ гирифтам баъд аз онат,
Зи ҳашмат сохтам олӣ маконат.
Зулайхоро ҳаводори ту кардам,
Канизонро парастори ту кардам.
Ғуломон ҳалқа дар гӯши ту гаштанд,
Сафокешу вафокӯши ту гаштанд.
Ба моли хеш додам ихтиёрат,
Накардам ранҷа дил дар ҳеҷ корат…
Ту эҳсон дидиву куфрон намудӣ,
Ба кофирнеъматӣ туғён намудӣ.
Зи кӯйи ҳақгузорӣ рахт бастӣ,
Намак хӯрдӣ, намакдонро шикастӣ».

* * *

Дили амма ба меҳраш шуд чунон банд,
Ки нагсастӣ аз ӯ як лаҳза пайванд.

Ба ҳар шаб хуфта чун ҷон дар бараш буд,
Ба ҳар рӯз офтоби манзараш буд.

* * *

Яқин донам, ки зад моҳе туро роҳ,
Бигӯ равшан маро, то кист он моҳ?
Агар бар Осмон бошад фаришта,
Зи нури қудсиён зоташ сиришта,
Ба тасбеҳу дуо хонам чунонаш,
Ки орам бар Замин аз Осмонаш.
В-агар бошад парӣ, дар кӯҳу беша,
Азоимхониям кор асту пеша,
Ба тасхираш азиматҳо бихонам,
Кунам дар шишаву пешат нишонам.

* * *

Зулайхо чун бидид он меҳрубонӣ,
Фусунпардозиву афсонахонӣ,
Надид аз рост гуфтан ҳеҷ чора,
Гирифт аз гиря Маҳро дар Ситора.

* * *

Бигуфт: «Эй шамъ, сӯзи худ ниҳон дор,
Ғами шаб, ранҷи рӯзи худ ниҳон дор.
Сабурӣ пеша кардӣ рӯзгоре
Макун ҷуз сабр низ имрӯз коре.
Бувад, к-аз сабр уммедат бaрояд,
Зи абри тира хуршедат барояд».

* * *

Зулайхо гарчи зебо дилрабоест,
Фитода дар камандат мубталоест.
Зи тифлӣ доғи ту бар сина дорад,
Зи савдоят ғами дерина дорад.

Ба мулки худ се борат дида дар хоб,
В-аз он умрест монда дар табу тоб…
Ризо деҳ, то зи лаълат ком гирад,
Бувад сӯзи дилаш ором гирад…
Ҳавас дорад, ки бо чандин азизӣ,
Кунад пеши канизонат канизӣ.

* * *

Падарро мо харидорем, не ӯ,
Падарро мо ҳаводорем, не ӯ.
Агар рӯз аст, дар саҳро шубонем,
В-агар шаб, хонаашро посбонем.
Бар аъдо қуввати бозӯяш аз мост,
Бари аҳбоб оби рӯяш аз мост.
Ба ҷуз ҳилатгарӣ аз вай чӣ дидаст,
К-аш инсон бар сари мо баргузидаст?
Биё, то кори худро чора созем,
Ба ҳар роҳаш тавон овора созем.

* * *

Яке гуфт: «Ӯ зи ҳасрат хуни мо рехт,
Ба хунрезиш бояд ҳила ангехт.
Зи душман рез хун, чун ёфтӣ даст,
Ки аз дасташ ба хунрезӣ тавон раст.
Чу гардад кушта, пинҳон монад ин роз
Зи кушта барнаояд ҳаргиз овоз».

* * *

Яке гуфт: «Ин ба бединист роҳе,
Ки андешем қатли бегуноҳе.
Агар аспи ҷафо ронем охир
На то куштан, мусулмонем охир.
Ғараз з-ин буқъа берун бурдани ӯст,
На куштан ё задан ё мурдани ӯст.
Ҳамон беҳ, к-афканемаш аз падар дур,
Ба ҳоил водие маҳруму маҳҷур».

Дигар як гуфт: «Қатли дигар аст ин,
Чӣ ҷойи қатл, аз он ҳам бадтар аст ин.
Ба як дам зери ханҷар ҷон супурдан,
Беҳ аст аз гурсна ё ташна мурдан.
Савоб он аст, к-андар дуру наздик
Талаб дорем чоҳе ғавру торик.
Зи садри иззату ҷоҳ афканемаш.
Ба сад хорӣ дар он чоҳ афканемаш».

* * *

Ҳасадварзони Юсуф бомдодон
Ба фикри дина хуррамтабъу шодон,
Забон пурмеҳру сина кинаандеш,
Чу гургони ниҳон дар сурати меш.
Ба дидори падар эҳром бастанд,
Ба зонуи адаб пешаш нишастанд.
Дари зарқутамаллуқ боз карданд,
Зи ҳар ҷое сухан оғоз карданд.
Баён карданд ҳар навву куҳанро,
Расониданд то ин ҷо суханро:
Ки аз хона малолат хост моро,
Ҳавои рафтани саҳрост моро.
Агар бошад иҷозат, қасд дорем,
Ки фардо рӯз дар саҳро гузорем.
Бародар Юсуф, он нури ду дида,
Зи камсолӣ ба саҳро кам расида,
Чӣ бошад, к-аш ба мо ҳамроҳ созӣ,
Ба ҳамроҳиш моро сар фарозӣ.

* * *

Чу он афсунгарон онро шуниданд,
Фусуни дигар аз нав дардамиданд.
Ки: «Охир мо на з-он сон сустроем,
Ки ҳар даҳ тан ба гурге бас наоем.

На гург, ар шери мардумхор бошад,
Ба ҷанги мо чу рӯбоҳ хор бошад».

* * *

«Куҷоӣ, эй падар, охир куҷоӣ,
Зи ҳоли ман чунин ғофил чароӣ?
Биё, бингар, канизакзодагонро,
Зи роҳи ақлу дин афтодагонро.
Ки бо коми дилат дар дил чӣ доранд,
Ҳақи алтофиту чун мегузоранд?!».

* * *

Ба мулки Миср зебо духтаре буд,
Ки насли одиёнро сарваре буд.
Зада дурҷи ақиқаш ханда бар дур,
Зи шаккарханди ӯ Миср аз шакар пур.
Зи бас ширин, ки шаккарханди ӯ буд,
Дили найшаккар андар банди ӯ буд.
Чу шаккар рехтӣ аз лаъли хандон,
Шакар ангушт бигрифтӣ ба дандон.

* * *

Сарони мулк дар савдош буданд,
Бутони шаҳр нопарвош буданд.
Вале бар чарх месуд афсари ӯ,
Ба ҳар кас дар намеомад сари ӯ.
Зи иззу молу истиғнои ҷоҳаш,
Намеафтод сӯйи кас нигоҳаш.

* * *

Чу аз ҷавлонгаҳи Юсуф нишон ёфт,
Дили хуррам ба сӯйи ӯ инон тофт.
Ҷамоле дид беш аз ҳадди идрок[123],

Чу ҷон з-олудагии обу гил пок.
Ба гетӣ мисли ӯ нодида ҳаргиз,
Зи кас монанди ӯ нашнида ҳаргиз.
Нахуст аз дидани ӯ бехуд афтод,
Зи завқи бехудӣ гаштт аз худ озод.
В-аз он пас беҳушӣ ҳушёрӣ овард,
Зи хоби ғафлаташ бедорӣ овард.

* * *

Бигуфт: «Эй аз ту кори некӯӣ рост,
Бад-ин хубӣ ҷамолатро кӣ орост?
Кӣ ломеъ сохт хуршеди ҷабинат,
Ки омад хирмани маҳ хӯшачинат?
Кадомин хомазан нақши ту пардохт,
Кадомин боғбон сарви ту афрохт?
Кӣ зад паргор тоқи абрӯятро,
Кӣ дод ин тоб банди гесӯятро?
Гули сероби ту об аз куҷо х(в)ард,
Бад-ин обаш дар ин бӯстон кӣ парвард?
Ба сарват хубрафторӣ кӣ омӯхт,
Ба лаълат нағзгуфторӣ кӣ омӯхт?
Маҳи рӯйи ту лавҳи номаи кист,
Сари зулфи ту ҳарфи хомаи кист?».

* * *

Кунун бар ман дари ин роз боз аст,
Ки бо ту ишқ варзидан маҷоз аст.
Чу бошад дар ҳақиқат чашм бозам,
Беҳ афтад тарки савдои маҷозам –

* * *

Фиғон зад, к-эй Азиз, оҳистатар бош,
Зи таъҷили уқубат барҳазар бош.
Сазовори уқубат нест Юсуф,
Ба лутфу марҳамат авлист Юсуф.

«Наям ғаммоз, лекин гар бидонӣ
Бигӯям бо ту ин рози ниҳонӣ.
Бирав, дар ҳоли Юсуф кун назора
Ки пироҳан чӣ сонаш гашта пора:
Гар аз пеш аст дар пироҳанаш чок,
Зулайхоро бувад доман аз он пок.
Надорад даъвии Юсуф фурӯғе,
Ҳаме гӯяд барои худ дурӯғе.
В-ар аз пас чок шуд пироҳани ӯ
Бувад пок аз хиёнат домани ӯ.
Дурӯғ аст он чӣ мегӯяд Зулайхо,
На роҳи сидқ мепӯяд Зулайхо».

* * *

Ба гетӣ гарчи сад кор озмоӣ,
Ҳамин ишқат диҳад аз худ раҳоӣ.
Матоб аз ишқ рӯ, гар худ маҷозист,
Ки он баҳри ҳақиқӣ корсозист.

* * *

Ба пириву ҷавонӣ нест чун ишқ,
Дамад бар ман дамодам ин фусун ишқ,
Ки: «Ҷомӣ, чун шудӣ дар ошиқӣ пир,
Сабукрӯҳӣ куну дар ошиқӣ мир.
Бинеҳ дар ишқбозӣ достоне,
Ки бошад аз ту дар олам нишоне».

* * *

Чун субҳи азал зи ишқ дам зад,
Ишқ оташи шавқ дар қалам зад.
Аз лавҳи адам қалам сар афрошт
Сад нақши бадеъпайкар ангошт.
Ҳастанд афлок зодаи ишқ,
Аркон ба замин фитодаи ишқ.
Бе ишқ нишон зи неку бад нест,

Чизе, ки зи ишқ нест, х(в)рд нест.
Ин сақфи баланди лоҷвардӣ,
Рӯзону шабон ба гиргардӣ.
Нилуфари бӯстони ишқ аст,
Гӯи хами савлаҷони ишқ аст.
Миқнотисе, ки табъи санг аст,
Дар оҳани сахт карда ҷанг аст.
Ишқест фитода оҳаноҳанг,
Сар бар зада аз дарунаи санг.
Бин санг, ки чун дар ин нишеман,
Бе санг шавад зи шавқ оҳан.
З-он гир қиёси дардмандон,
Дар ҷазбаи ишқ дилписандон.
Ҳарчанд, ки ишқ дарднок аст,
Осоиши синаҳои пок аст.
Аз меҳнати чархи вожгунгард,
Бе давлати ишқ кай раҳад мард?!
Кас з-одамиён чи дун, чи олӣ,
Аз маънии ишқ нест холӣ.
Лекин аз дӯст фарқ то дӯст,
Афзун бошад зи мағз то пӯст.
Маъшуқи яке за расту сим аст,
Бе сим дилаш чу зар ду ним аст.
Пӯшидаи дурҷи чарх донон,
Нанвиштаи дарҷи даҳр хонон.
Ҳар ҷо ба асар назар гуморанд,
З-он пай ба дари муассар оранд.
Нанҳанд зи ришта бар хирад банд,
Гиранд ба риштарез пайванд.
Дар хат чу қалам фурӯ намонанд,
З-он қиссаи хатнавмс хонанд.
Ҳар ҷо бинанд риштатобе,
Дар гарданашон шавад танобе,
То чарх шаванд раҳнавардон,
В-аз чарх ба сӯи чархгардон.
Ҳар ҷо хонанд тоза ҳарфе,
Дар нома зи хомаи шигарфе.

З-он ҳарф ба сӯи хома оянд,
В-аз хома ба хомазан гироянд.
Аз ҳар чӣ бувад ба мулки имкон,
Дар ҷилвагарӣ зи ҷисм то ҷон.
Сад силсила дар миён ниҳад пой,
Лекин ҳама мунтаҳӣ ба як ҷой.
Аз маркази доира ба ҳар сӯй,
Бошад хатти нисф қутрро рӯй.
Кораш ба муҳит ёбад анҷом,
Сайраш ба муҳит гирад ором.
Дар доира, к-ин хутут пайдост,
Ҳар як ба муҳит меравад рост.
Рӯ з-ин раҳи рост гар напечӣ,
Қадре дорӣ, вагарна ҳеҷӣ.
Эй майл ба тобу печ карда,
Рӯй бар ду ҷаҳон ҳеҷ карда.
Як лаҳза зи тобу печ бозой,
Ҳеҷанд ҳама, зи ҳеҷ бозой!..

* * *

Ишқ-аввали ӯ суруду шодист,
Берун з-оҳанги номуродист.
Не ранҷи ғаромат аст дар вай,
Не захми маломат аст дар вай.
Сармояи роҳату сурур аст,
Аз суду зиёни даҳр дурр аст.
Чун май, ки нахуст ҷуз хушӣ нест,
Як зарра дар ӯ мушаввашӣ нест.
Меҳнат коҳад, тараб фазояд,
В-аз лил ғами рӯзу шаб зудояд.
Не дурдии ногувор дорад,
Не дарди сару хумор дорад.
Қайс аз маи ишқ шодмона,
Фориғ зи кашокаши замона.
Ҳар рӯз, ки бомдод кардӣ,
Дар кори худ истод кардӣ.

Аз манзили хеш бор бастӣ,
Эҳроми ҳарими ёр бастӣ.
Кардӣ чу бар он қабила иқбол,
Растӣ зи танаш ду сад пару бол.
Бар бӯи висол шод рафтӣ,
Бе заҳмати по чу бод рафтӣ.
Будӣ ба раҳаш дамида наштар,
Аз сабза ба зери пой хуштар.
З-оташ сад кӯҳи пушт бар пушт,
Будаш зи реги гарм як мушт.
Гар новаки хору теғи хора,
Кардӣ кафи пош пора-пора.
Бинмудияш андар он такупӯй,
Аз ҳар пора дурустии рӯй.
З-он қиблаи ҷон чу бозгаштӣ,
Чун Каъба раҳаш дароз гаштӣ.
Будӣ ба ҳисоби хотири танг,
Ҳар гом бар ӯ ҳазор фарсанг.
Рафтӣ ба ду чашми ашкполо,
Чун оби равон ба сӯи боло.
Пӯён қадамаш ба манзили хеш,
Мӯяш зи қафо кашон, дилаш реш.
Ҳар бор, ки рӯ ба роҳ кардӣ,
Сад бор ба пас нигоҳ кардӣ.
То бу, ки касе барояд аз роҳ,
К-орад хабаре ба вай аз он моҳ.
Мерафт чу сел аз сари кӯҳ,
Меомад ҳмачу кӯҳӣ андӯҳ.
Мерафт чу боди тез дар дашт,
Чун обиситода бозмегашт.
Рӯзе зи қазо тане зи таб суст,
Раҳ сӯи диёри ёр меҷуст.
Пояш ба равиш накард ёрӣ,
Бе воситаи шутурсаворӣ.
Як ноқаи бачадор будаш,
К-аз бачча ба дил қарор будаш.
Аз бачча агар ҷудо фитодӣ,

Дар фурқатиӯ зи по фитодӣ.
Қайс аз бача ноқаро ҷудо кард,
Рӯ дар раҳи ёри дилрабо кард.
Миле ду-се чун ки роҳ биспурд,
Андешаи Лайлӣ аз худаш бурд.
Ноқа чу зимом сустар дид,
Бар бӯи бача зи роҳ гардид.
Он лаҳза, ки Қайсро хабар шуд,
То баччаи хеш раҳсипар шуд.
З-он қисса, ки Қайс огаҳи ёфт,
Доман зи муроди худ тиҳӣ ёфт.
Рӯ кард ба роҳ ноқаро боз,
В-аз нағмаи шавқ шуд худосоз.
Миле ду-се чун бурид ноқа,
Дур аз бача ранҷ диду фоқа.
Шуд Қайси рамидадил дигар бор,
Бехуд зи ҳуҷуми ишқи дилдор.
Чун Қайс зи ноқа бехабар гашт,
Ноқа ба раҳи гузашта бар гашт.
Ин қисса чу Қайс бар сар овард,
Бори дигараш ба раҳ даровард.
Бар қайси зи даст додач ора,
Ин воқеа шуд се-чорбора.
З-омадшуди ноқа шуд дилаш хун,
Ин роз зи сина дод берун.
К-он ганҷ, ки ман хароби ӯям,
Манзилгаҳи ӯст пеши рӯям.
В-он бачча, ки ноқаро ғамаш кушт,
Оромгаҳаш бувад паси пушт.
Гар рӯй ба мақсади манн орад,
Бе мақсади хеш ҷон суплорад.
В-ар рӯй кунад ба мақсади хеш,
З-он ғусса шавад даруни манн реш.
Ҳамроҳии мо ба ҳам муҳол аст,
Хушнудии мо зи ҳам хаёл аст.
Он беҳ, ки зи дил гиреҳ кушоем,
Ҳар як ба раҳи дигар гироем.

Ин гуфту зи ноқа рахт букшод,
Банд аз дили лахт-лахт букшод.
Ӯро ба диёри хеш букшод,
Танҳо раҳи ёри хеш бардошт.
Шуд дар раҳи ӯ ба фарқ пӯён,
Бо хештан ин суруд гӯён.
К-эй дил ба мувофиқон даровез,
В-аз чанги мухолифон бипарҳех!
Дар роҳи вафо қадам зи сар кун,
В-оини ҷафо зи сар бадар кун.
З-ин роҳ касе, ки дорабат боз,
Аз ҳамраҳияш дарун бипардоз.
Гар ҳаст ба раҳравет майле,
Ҳамроҳи ту бас хаёли Лайлӣ.
«Лайлӣ!» - мегӯю роҳ мерав,
В-осуда дар ин паноҳ мерав.
Лайлӣ зи ҷаҳон туро писанд аст,
Ҳар кас, ки ҷуз ӯст, бар ту банд аст.
Аз ҳар чи на ӯст, банд бугсил,
Пайванд зи нописанд бугсил.
Мезад з-ин сон таронаи хос,
Мерафт бар он тарона раққос.
По карда зи сар ба расми ҳаррӯз,
Пай бурд ба кӯи он дилафрӯз.
Ҳар чиз, ки буд диданӣ, дид,
Розе, ки тавон шунид, бишнид.
Чун шаб шуд, аз он мақом баргашт,
Бо хушдилии тамом баргашт.
Омад ғамгину рафт дилшод,
Ҳоли дили ошиқон чунин бод!

* * *

Кай пардаи ошиқӣ шавад соз,
Бе захмаи айбҷӯю ғаммоз?

Нодида харош риштаи чанг,
Аз чанг куҷо барояд оҳанг?
Аз қиссаи Қайсу духтари ам,
Дар маҷлиси дӯстони маҳрам.
Чун ёфт вуқуф ҳарзагӯе,
Бар Қайси шикаста айбҷӯе.
Филҳол ба Лайлӣ ин хабар бурд,
К-аз ишқи ту Қайсро дил афсурд.
Дар дил шараре, ки дошт биншаст,
Бо ту назарее, ки дошт барбаст.
Хотир ба ҳавои дигаре дод,
Бошад ба лиқои дигаре шод.
Омад падару гирифт дасташ,
Бо духтари ам никоҳ басташ.
Имрӯз вайасту духтари ам,
Осудаҷигар зи наштари ғам.
Ту низ назар аз ӯ фурӯ банд,
Ёре бигузину дил бар ӯ банд.
Бо аҳли ҷафо вафо раво нест,
Подоши ҷафо ба ҷуз ҷафо нест.
Лайлӣ чу шунид ин ҳикоят,
Кардаш ғами дил ба ҷон сироят.
Коре афтоду сахташ афтод,
Ҳар мурд ба роҳи рахташ афтод.
Кард аз ғаму дард дасту по гум,
Дурде нӯшид аз аввали хум.
Бо Қайс зи гардиши замона,
Бардошт хитоби ғоибона.
К-эй дилбари бевафо чӣ кардӣ?
Бо ошиқи мубтало чӣ кардӣ?
Бо он, ки ба ҷон ғами ту х(в)ардаст,
Кардӣ коре, ки кас накардаст!
Роҳаш бизадию гаштӣ аз роҳ,
Аҳсант, аҳсант, боракаллоҳ!
Бо ҳам на чунин кунанд ёрон,
Ин нест тариқи дӯстдорон.
Гандум бинамудӣ аз нахустам,

Чун ақди умед шуд дурустам.
Кардам паи гандумат такудав,
Ҳеҷам нафурӯхтӣ ба ҷуз ҷав.
Аввал зи вафо ниҳодиям дом,
В-ин дам ки зи ман гирифӣ ором.
Домони накӯтаре гирифттӣ,
В-ором ба дигаре гирифтӣ.
Чун бо дигарет дил х(в)аш афтод,
Ғам нест, ки дар ман оташ афтод.
Бод аз ту баланд оташи ман,
З-он маҷлиси ишрати ту равшан.
Лайлӣ ба чунин ғами ҷигарсӯз,
Чун кард шаби сиёҳи худ рӯз.
Ногаҳ Маҷнун даромад аз роҳ,
Аз Лайлию ҳоли ӯ на огоҳ.
Шуд ёрталаб ба расми ҳар бор,
Лайлӣ ба итоб гуфт: «Зинҳор
Надҳанд раҳ андар он ҳаримаш,
В-аз теғу синон кунанд бимаш.
Ӯ марди ҳарамсарои мо нест,
Ӯ шефтаи лиқои мо нест.
Гӯ, домани ёри хештан гир,
Дунболаи кори хештан гир.
Шаб бо дигарону рӯз бо мо,
Як дил набувад ҳанӯз бо мо».
Мискин Маҷнун чу он ҷафо дид,
Бисёр ба ину он бинолид.
Он нолиши ӯ надошт суде,
Бинҳод ба раҳ сари суҷуде.
Гирён-гирён зи дур баргашт,
Ғамгин зи сарои сур баргашт.
Нодида зи ёри худ насибе,
Мегуфт ба зери лаб насибе.
«Дардо, ки азим дарднокам,
Дар роҳи умеду бим хокам.
Ҳар лаҳза фурӯ равам ба роҳе,
Худро набарам гумон гуноҳе.

Ҳамроҳи сиришки манн рав, эй оҳ,
В-аз ҷурми накарда узри ман хоҳ.
Покам зи гуноҳи печ дар печ,
Ишқ аст гуноҳи ман, дигар ҳеҷ.
Онро, ки бувад ҳамин гуноҳаш,
Бар бегунаҳӣ бас ин гувоҳаш.
Ҳошо, ки шавад фалак меғ,
Борон гардад ба фарқи манн теғ.
Аз ёр тавонадам буридан?!
Сар бар дари дигаре кашидан?!
Рӯзе, ки ба зери хок бошам,
З-олоиши ҷисм пок бошам.
Ҷони мани хаста пуши ҷонон,
Бошад нағамоти шавқ хонон.
Бар қолаби худ кафан занам чок,
Фарёдкунон бароям аз хок.
То ҳашр раҳи вафош гирам,
Ҳар лаҳза ба хоки пош мирам».
Бо хеш ҳаме суруд Маҷнун,
Ин нуктаи ҳамчу дури макнун.
В-аз дурр ҳаме шунид ёре,
Аз оташи ишқ доғдоре.
Баргашту ба Лайлияш расонид,
Лайлӣ зи ду дида хун чаконид.
Шуд боз ба ишқ тозапаймон,
В-аз кардаи хештан пушаймон.
Аз шеъри латифу назми дилкаш,
Ӯ низ зад ин таронаи х(в) аш.
К-он кас, ки ба ҳосидон диҳад гӯш,
Оини вафо кунад фаромӯш.
Ҳосид бубарад зи ҷони ширин,
Ширинии дӯстони дерин.
Ё раб, ки мабод ҳеҷ ҳосид,
Ҷуз бори гарону нархи қосид.
Ҳосид зим иёна дур бодо!
В-аз захми замона кӯр бодо!
Бодо раги ҷони ӯ бурида,

Каз рӯи туам бурид дида!
Гуфтам, бе ту ба сабр кӯшам,
В-аз ҷоми фироқ захр нӯшам.
Чун шавқ ояд, чӣ ҷои сабр аст?
Сабрам бе ту чу тира абр аст.
К-аз вай ҳама барқи оҳ хезад,
Борони сиришки дард резад.
Бархезу биё, ки беқарорам,
В-аз кардаи хеш шармсорам.
То дил диҳамат ба бегуноҳӣ,
Дастат бӯсам ба узрхоҳӣ.
Чун ин дури ноб гашт суфта,
В-ин ғунчаи дарди дил шукуфта.
Дар хуни дил аз мижа қалам зад,
Бар пораи коғазе рақам зад.
Печиду ба дасти қосиде дод,
Сӯи сари ошиқон фиристод.
Маҷнун чу бихонд номаи ӯ,
По сохт зи сар чу хомаи ӯ.
Эҳроми ҳарими хаймааш баст,
Дигар чу сутун зи пой наншаст.
З-он васваса метапид, то буд,
В-ан марҳала мебурид, то буд.

* * *

Шарт аст вафо ба аҳд кардан,
Дар поси уҳуд,ҷаҳд кардан.
Суфре, ки аз ин баландмаҳд аст,
Як нуқта аз он вафо ба аҳд аст.
Он аст ҳамеша мардро ҷаҳд,
К-ояд берун зи ӯҳдаи аҳд.
Маҷнун, ки вафо ба аҳд мекард,
Дар рафтани каъба ҷаҳд мекард.
Аз манзили дӯст бес ару пой,
Шуд бодиягарду раҳпаймой.
Аз гармии регу сахтии санг,
Кард обила пои саъйи ӯ ланг.

Азбаски шуд аз шикоф ранҷа,
Шуд пошна шохҳо чу панҷа.
Будӣ кафи пош гоҳи рафтор,
Наълайни ҳазормехӣ аз хор.
Соқаш шуда сад қалам зи хора,
Кардӣ зи миёни раҳ канора.
Бар сафҳаи рег аз он қаламҳо,
Аз меҳнати худ задӣ рақамҳо.
Гоҳе қадамаш зи бас шудӣ реш,
Чун кӯр шудӣ ба паҳлӯи хеш.
Гоҳе будӣ ба пӯяаш рӯ,
Чун ноқаи баста по ба зону.
Сақqои аташ сароб будаш,
В-аз обила по дар об будаш.
Нонаш зи фатири моҳу х(в)ар буд,
Обаш зи таровиши ҷигар буд.
Хобаш чу фитодани залилон,
Бехуд таҳи домани мағилон.
Ҳар хор шудӣ ба вақти он хоб,
Баҳри раги ҷонкашиш қуллоб.
Ҳаммарҳала мору мӯр бо ӯ,
Ҳамроҳ гавазну гӯр бо ӯ.
Девону дадон рафиқи роҳаш,
Ё ӯ шаҳу он ҳама сипоҳаш.
Ҳар хомаи регро, ки дидӣ,
Ҳарфе зи нигори худ кашидӣ.
Хун аз мижа рехтӣ ба он ҳарф,
Чандон, ки шудӣ ба ранги шангарф.
Чун каъбаравон зи баъди миқот,
Лаббайкзанон шудӣ дар авқот.
Ӯ баста лаб аз навои «лаббайк»,
«Лайлӣ» гуфтӣ ба ҷои «лаббайк».
Чашмаш ба саводи Макка аз дурр,
Чун шуд зи ҷамоли каъба пурнур.
Омад зи ҷамоли Лайлияш ёд,
Бардошт зи доғи шавқ фарёд.
В-он ҷо ба тавофи хона зад гом,

Нагрифта зи моҳи хонагӣ ком.
Андохт ба хона шӯълаи оҳ,
Аз фурқати рӯи хонагӣ моҳ.
Зад бар дари хона ҳалқаи шавқ,
Дар гардани ҷон зи ҳалқааш тавқ.
Аз ҳалқаи ғам дар он такудав,
Меҷуст зи ҳалқааш буруншав.
Он гаҳ зи ду дида хуни дил рехт,
Дар домани ситри каъба овехт.
К-эй парданишини ҳаҷлаи ноз,
В-эй укдакушои пардаи роз!
Дар анҷумани араб нишастӣ,
Бозори ҳама аҷам шикастӣ.
Рӯи арабу аҷам ба сӯят,
Ҷони ҳама масти орзӯят.
Дар бодияи ту зери ҳар санг,
Афтода сари ҳазор сарҳанг.
Сангӣ туву ширки шишахона,
Дида зи ту қасри ҷовидона.
Реги ҳарамат ба сурмасоӣ,
Дар чашми замона рӯшноӣ.
Аз хӯи ман аст ҳарзакӯшӣ,
В-аз домани туст пардапӯшӣ.
Аз пардадорӣ паноҳи ман бош,
Бар тавбагарӣ гувоҳи ман бош!
Аз ҳар чӣ , на нек, тавба кардам,
Бад кардаму лек тавба кардам.
Маъшуқи азал, ки ӯст пайдо,
Дар дидаи ошиқони шайдо.
Умре ба дараш нишаста будам,
Паймони вафош баста будам.
Аз ҳар чӣ маро шикаст паймон,
Ҳастам зи ҳама кунун пушаймон.
Ё раб, зи ҳама битоб рӯям,
В-аз ҳарфи ҳама варақ бишӯям.
Илло зи ҳавои рӯи Лайлӣ,
В-аз даъвии орзӯи Лайлӣ.

Лайлист умедгоҳи ҷонам,
Сармояи умри ҷовидонам.
Лайлист фурӯғбахши дида,
В-оромдеҳи дили рамида.
Лайлист чароғи зиндагонӣ,
Навбоваи боғи комронӣ.
Ӯ шоҳи вилояти накӯист,
Ҷону тани ишқу меҳрҷӯист.
То ӯ шоҳ аст, бандам ман,
То ӯ ҷон аст, зиндаам ман.
Ҳар кас, ки на зинда з-ӯст, мурдаст,
Ҳар кас, ки на гарм аз ӯ,фасурдаст.
Гар ҷумла ҷаҳон шаванд якрой,
К-аз қоидаи вафош боз ой.
Ҳошо, ки ниҳам ба сӯяшон гӯш,
Як лаҳза кунам аз ӯ фаромӯш!
Гӯянд ба қасди ҳаҷ чу Маҷнун,
Омад сару по бараҳна берун.
З-ин воқеааш падар хабар ёфт,
Дунболаи ӯ чу бод биштофт.
Бо ӯ ба тавофгаҳ қарин буд,
Дар вақти дуош дар камин буд.
Бишнид чу он дуою зориш,
Қонуни вафою дӯстдориш.
Дасти таъма аз халоси ӯ шуст,
Дигар ҳама ҷо ризои ӯ ҷуст.
Дар маҳмили лутфу ҳавдаҷи ноз,
Овард ба кӯи Лайлияш боз.

* * *

Хушнағма муғаннии ҳиҷозӣ,
Ин нағма занад ба пардасозӣ.
К-аз каъба чу бозгаш Маҷнун,
Бо шавқе аз он чӣ буд афзун.
Маҳмил ба диёри Лайлӣ афканд,
Сарриштаи васл ёфт пайванд.
Омадшуди пеш сохт пеша,

Ҷӯёни висоли ӯ ҳамеша.
Чун сар задӣ офтоби ховар,
Дар роҳи фалак шудӣ таковар.
Оини вафо зи сар гирифтӣ,
Роҳи дари дӯст баргирифтӣ.
Ҷоме зи ман тараб лоболаб,
Бурдӣ бари дӯст рӯз то шаб.
Чун зулмати шаб алам кашидӣ,
Худро ба ҳарими ғам кашидӣ.
Дар кулбаи худ мақом кардӣ,
Осоиши шаб ҳаром кардӣ.
Ҳарчанд, ки дӯстро надидӣ,
Бо ӯ гуфтӣ в-аз ӯ шунидӣ.
Чун якчанде бар ин баромад,
Сад бор дил аз замини баромад.
Он воқеа фош шуд дар афвоҳ,
Гаштанд касони Лайлӣ огоҳ.
Дар гуфтани ин фасонаи роз,
Наммом забон кашиду ғамоз.
Машрӯҳ шуд ин ҳадиси дарҳам,
Бом одари Лайлию падар ҳам.
Як шаб зи камоли меҳрубонӣ,
Дар гӯшаи хилвате, ки донӣ.
Фарзанди хуҷистаро нишонданд,
Бар вай зи сухан гуҳар фишонданд.
К-эй мардуми чашму роҳати дил,
Кам шав намаки ҷароҳати дил.
Ҳарчанд, ки чарх пардадор аст,
Дар пардадарӣ ситезакор аст.
Кам дӯзад пардае зи оғоз,
К-охир накунад дариданаш соз.
Ҳар шаб, ки зи мушк парда бандад,
Аз пардадарӣ саҳар бихандад.
Як гул ба ниқоби ғунча нанҳуфт,
К-аз ҷунбиши боди субҳ нашкуфт.
Як дона нашуд ба пардаи хок,
К-он парда нагашт оқибат чок.

Халқ аз тую Қайс он чӣ гӯянд,
З-он қисса на некии ту ҷӯянд.
З-ин гунна ҳикояти парешон,
Расвоии туст қасди эшон.
Бишнид сабо саҳар зи булбул,
Овозаи пардадории гул.
Бар вай нафасе дамиду бугзашт,
Он парда ба ӯ дариду бугзашт.
З-он пеш, ки ин сухан шавад фош,
Афтад самаре ба дасти авбош.
Кутаҳ кун аз он забони мардум,
Бардар вароқи гумони мардум.
Девор чу саст шуд зи як нам,
Аз як-ду ними дигар шавад хам.
Гар рӯ нанамоядаш зи меъмор,
Пуштайвонӣ шавад нагунсор.
Оташ бинишон зи остона,
Нобурда алам ба сақфи хона.
Чун шӯъла ба сақфи хона гирад,
Сад ҳила агар кунӣ, намирад.
Бардор зи Қайси омирӣ дил,
В-аз сӯҳбати ӯ умед бугсил.
Рафтан зи дарат на роҳи Қайс аст,
Ту каъбаву Қайс Бӯқубайс аст.
Лекин ту макун барои ӯ кор,
Аз паҳлӯи худ бияфган ин бор.
Ёре, ки аз ӯ ба дил ғубор аст,
Ёраш накунӣ лақаб, ки бор аст.
Мапсанд ба гардани худ ин бор,
Бар доманат ин ғубор магзор.
Дар сатри ифоф бош мастур,
Дигар мадеҳаш ба хона дастур.
Мастура, ки рух нуҳуфта бошад,
Чун ғунчаи ношукуфта бошад.
Осуда бувад ба тарфи гулзор,
Расво нашуда ба кӯю бозор.
В-он дам, ки кушод чеҳра чун гул,

Зад наъраи ишқу шавқи булбул.
Аз торуми гулбунаш шикастанд,
Бош охи гиёҳ даста бастанд.
Гардониданд гирди ҳар кӯй,
Бурданд ба ҳарза обаш аз рӯй.
Ҳарчанд, ки домани ту по каст,
В-аз таънаи ҳосидон на бок аст.
Олудаи ҳар гумон чӣ бошӣ?
Афтода ба ҳар забон чӣ бошӣ?
Онро, ки зи дарди сар маоф аст,
Табъаш холӣ зи инҳироф аст.
Аз дарди сари исоба растан,
Беҳтар, ки ба сар исоба бастан.
Лайлӣ мекард пандашон гӯш,
Аз оташи Қайс сина пурҷӯш.
Эшон бо Қайс бар сари ҷанг,
Лайлӣ бе Қайс бод или танг.
Эшон ба Қайс носазогӯй,
Лайлӣ ӯро ба ҷон дуогӯй.
Эшон бо Қайс обу озар,
Лайлӣ бо ӯ чу ширу шаккар.
Эшон зи бурун ба пандгӯӣ,
Лайлӣ ба дарун ба меҳрҷӯӣ.
Чун рӯ ба диёри он дилафрӯз,
Чун Қайс равон ба расми ҳаррӯз.
Афтод дучори ӯ аҷуза,
Ҳамчун хари пир пушткӯза.
Руе, ки зи сахтию дурруштӣ,
Шояд сифаташ зи сангпуштӣ.
Аз кашмакаши ҳаводиси даҳр,
Фарқе чу каду зи мӯй бебаҳр.
Холӣ сари ӯ зи зеби меъҷар,
Орӣ тани ӯ зи сатри майзар.
Вомонда ду лаб, вале на хандон,
Чун фарҷ даҳон тиҳӣ зи дандон.
Чашмаш чу даҳон ба ҷуз яке не,
Дар даҷҷолии ӯ шаке не.

З-он сурати зишту шакли ҳоил,
Фоле бадаш уфтод дар дил.
К-он кас ки нахуст бинад ин рӯй,
Охир зи хушӣ каяш расад бӯй!
Бечора чу бод или парешон,
Шуд ҳамдами моҳи меҳркешон.
Он маҳ зи ҳадиси шаб хабар гуфт,
Носозии модару падар гуфт.
Гуфто» «Бинигар, чӣ пешам омад?
Бар реши ҷигар чӣ нешам омад.
Аз ишқи ту доштам диле реш,
Шуд захми ҷудоият бар он неш.
Аз якшаба фурқати туам дил,
Месӯхт ба сони шамъи маҳфил.
Акнун , ки кашад ба моҳ ё сол,
Ҳам худ ту бигӯ, ки чун бувад ҳол?
Аз омадани ту сад балоям,
Гар з-он ки расад, ба танг н-оям.
З-он метарсам, ки нописанде,
Ногаҳ бирасонадат газанде.
Маҷнун чу шунид ин суханро,
Зад чок зи дард пираҳанро.
Ҷонею диле зи ғусса ҷӯшон,
Баргашт бад-ин наво хурӯшон.
К-эй дил, пас аз ин сабур мебош,
В-ар ҳар чӣ, на сабр, дурр мебош.
Гар ради ту кард ёр, ғам нест,
Он рад зи қабули ғайр кам нест.
Ҳаҷре, ки бувад муроди дилбар,
Васл иасту зи васл низ хуштар.
Ҳар кас,ки на бар ризои ҷонон,
Дорад ҳаваси лиқои ҷонон.
Дар даъвии ишқ нест содиқ,
Натвон лақабаш ниҳод ошиқ.
Ошиқ, ки бувад зи хещ раста,
Бар худ дари орзу бубаста.
Афтода ба хоки номуродӣ,

Холӣ зи ғаму тиҳӣ зи шодӣ.
Фориғ зи умеду эмин аз бим,
Бинҳода саре ба хатти таслим.
Аз меҳнати рӯзгор беғам,
Аз ҳар чӣ расад зи ёр, хуррам.

* * *

Эй ба ёдат тоза ҷони ошиқон,
З-оби лутфат тар забони ошиқон.
Аз ту бар олам фитода сояе,
Хубрӯёнро шуда сармояе.

* * *

Чун Саломонро шуд асбоби ҷамол,
Аз балоғат ҷамъ дар ҳадди камол.
Сарви нозаш нозукӣ аз сар гирифт,
Боғи лутфаш равнақи дигар гирифт.
Норасида мевае буд аз нахуст,
Чун расидан шуд бар он мева дуруст.
Хотири Абсол чидан хосташ,
В-аз пайи чидан чашидан хосташ.

* * *

Чун Саломон моили Абсол шуд,
Толеи Абсол фаррухфол шуд.
Ёфт он меҳри қадими ӯ навӣ,
Шуд бад-ӯ пайванди уммедаш қавӣ…
Чун қабо танг андар оғӯшаш гирифт,
Коми ҷон аз чашмаи нешаш гирифт.
Ҳардуро аз бӯса шуд оғоз кор,
З-он ки бӯс омад қаловузиканор.

* * *

Ҳар куҷо аз ишқ ҷоне дар ҳам аст,
Меҳнат андар меҳнату ғам дар ғам аст.

Хоса ишқе, к-аш маломат ёр шуд,
Гуфтугӯйи носеҳон бисёр шуд.
Аз маломат сахт гардад кори ишқ,
В-аз маломат шуд фузун тимори ишқ.

* * *

Зодае пас покдоман омадаст,
Номи ӯ з-он рӯ Саломон омадаст.
Рӯй бо Абсол дар саҳро ниҳод,
Дар фазои ҷонфишонӣ по ниҳод.
Пушта-пушта ҳезум аз ҳар ҷо бурид,
Ҷумларо як ҷо фароҳам оварид.
Ҷамъ шуда з-он пуштаҳо кӯҳи баланд,
Оташе дар пуштаи кӯҳ уфканд.
Ҳар ду аз дидори оташ хуш шуданд,
Дасти ҳам бигрифта дар оташ шуданд.

* * *

Дилбаре дар некӯи моҳи тамом,
Соли ӯ аз бист кам Абсол ном.
Нозукандоме, ки аз сар то ба пой
Ҷузв ҷузваш хуб буду дилрабой.
Буд бар сар фарқи ӯ хатте зи сим,
Хирмане аз мушкро карда дуним.
Гесӯяш буд аз қафо овехта,
З-ӯ ба ҳар мӯ сад бало овехта.
Қоматаш сарве зи боғи эътидол,
Афсари шоҳон ба роҳаш поймол.
Буд равшан ҷабҳааш ойинаранг,
Абрӯи зангорияш бар вай чу занг…
Чашми ӯ масте, ки карда нимхоб,
Такя бар гул зери чатри мушкноб…
Дар даҳони ӯ раҳи андеша гум,
Гуфтугӯи ақли фикратпеша гум.
Аз лаби ӯ ҷуз шакар нагрифта ком,
Худ кадом аст он лабу шаккар кадом?

Ҳар ки дидӣ он миёни кам зи мӯ,
Ҷуз каноре з-ӯ накардӣ орзу.

*　*　*

Чашми ӯ чун бар Саломон уфтод,
З-он назар чокаш ба домон уфтод.
Шуд ба ҷон машъуфи[77] лутфи гавҳараш,
Ҳамчу гавҳар баст дар маҳди[78] зараш.
Дар тамошои рухи он дилфурӯз,
Рафт аз ӯ хоби шабу ороми рӯз.
Рӯз то шаб ҷидди ӯву ҷаҳди ӯ,
Буд дар басту кушоди маҳди ӯ.
Гаҳ танашро шустӣ аз мушку гулоб,
Гаҳ гирифтӣ пайкараш дар маҳди ноб.
Меҳри он маҳ баски дар ҷонаш нишаст,
Чашми меҳр аз ҳар ки ғайр аз ӯ бубаст.

*　*　*

Фурсате меҷуст то бегоҳу гоҳ,
Ёбад андар хилвати он моҳ роҳ.
Коми дил аз лаъли ӯ ҳосил кунад,
Ҷони ширин бо лабаш восил кунад.
То шабе сӯяш ба хилват роҳ ёфт,
Нақди ҷон бар даст пеши ӯ шитофт.
Ҳамчу соя зери пойи ӯ фитод,
В-аз тавозӯъ рӯ ба пойи ӯ ниҳод.

*　*　*

Ҳардуро аз бӯса шуд оғоз кор,
З-он ки бӯс омад қаловузи канор.
Баски месуданд бо ҳам лаб ба лаб,
Шуд лаболаб ҳардуро ҷоми тараб.
Гарчи лабҳояшон ба ҳам бисёр суд,
Монд боқӣ он чи асли кор буд.

Баҳри савдое, ки дар сар доштанд,
Пардаи шарм аз миён бардоштанд.

* * *

Бошад андар сурати ҳар қиссае,
Хурдабинонро зи маънӣ ҳиссае.
Сурати ин қисса чун итмом ёфт,
Боядат аз маънии он ком ёфт.
Вазъи инро роҳдоне дигар аст,
К-ӯ ба сирри кор роҳ овардааст.
З-он ғараз не қилу қоли мову туст,
Балки кашфи сирри ҳоли мову туст.

* * *

Ҳарду з-он рӯ ошиқи якдигаранд,
Ҷуз ба ҳақ аз суҳбати ҳам нагзаранд

* * *

Чист он дарё, ки дар вай будаанд,
В-аз висоли ҳам дар он осудаанд?
Баҳри шаҳватҳои ҳайвонист он,
Луҷҷаи лаззоти нафсонист он.
Оламе дар мавҷи ӯ мустағрақанд,
В-андар истиғроқи ӯ дур аз ҳақанд.

* * *

Чист он оташ – риёзатҳои сахт,
То табиатро занад оташ ба рахт.
Сӯхт з-он осор табъу ҷон бимонд,
Доман аз шаҳвоти ҳайвонӣ фишонд.

* * *

Навдарахтон шох дар шох андар ӯ,
Дар наво мурғони густох андар ӯ.
Мева дар пойи дарахтон рехта,
Хушку тар бар якдигар омехта.

Чашмаи обе ба зери ҳар дарахт,
Офтобу соя гирдаш лахт- лахт…
Гӯиё Боғи Ирамчун рӯ нуҳуфт,
Ғунчаи пайдоияш он ҷо шукуфт.
Ё биҳишти адн берӯзи ҳисоб,
Баргирифт аз рӯи хеш он ҷо ниқоб.

* * *

К-ош чун оташ ҳаме афрӯхтам!
Ту ҳаме мондиву ман месӯхтам!
Сӯхтӣ ту, ман бимондам ин чӣ буд?!
Ин бад-оин бо мани мискин чӣ буд?!
Кошкӣ ман низ бо ту будаме!
Бо ту роҳи нестӣ паймудаме!

* * *

Ошиқе бар гӯшае биншаста буд,
Гуфтугӯ бо хеш дар пайваста буд.
Ҳар дам аз нав достоне сохтӣ,
Ношунида қиссае пардохтӣ.
Гоҳ зи Маҳ гуфтӣ, гаҳе аз Офтоб,
Гоҳе аз барги гули сунбулниқоб.
Гаҳ зи қадди сарв кардӣ нукта рост,
Гоҳ аз он хас, к-аш зи хоки пой хост.

## ФАСЛИ ҲАШТУМ

## ДАР БОБИ ЁРИВУ ДӮСТӢ ВА ДУШМАНӢ

Барои дӯстонҷонрофидокун,
Валекин дӯстаздушманҷудокун,
Ки бошад дӯстонёрихудоӣ,
Дилаш равшан ба нури ошноӣ.
Ба нохуш корҳо гирад туро даст,
Кунад з-оби насиҳат оташаш паст;
Ба кори нек гардад ёвари ту,
Ба кӯинекномӣраҳбариту.
Ҳар он кас, ки дар дӯстӣ рост нест,
Бад-ӯ душманӣҷуз каму кост нест.

* * *

Ба ҳар кас раҳи ошноӣ мапӯй,
Зи ҳар ошно рӯшноӣ маҷӯй.

* * *

Боядат мулки Сикандар, чун вай аз ҳусни сияр,
Душманонро дӯст гардон, дӯстонро дӯсттар.

* * *

Ба душман дӯст шав з-он сон , ки ҳаргиз,
Ба теғи душманӣ нахрошадат пӯст.
Макун бо дӯст чандон душманӣ соз,
Ки бар рағми ту бо душман шавад дӯст.

* * *

Мард бояд, ки ёрҷӯй бувад,
Ёр чун ёфт, ёршӯй бувад.

Гӯяд аз оби лутфу абри карам,
Аз замираш ғубори ғуссаву ғам.
Гар нишинад ба доманаш гарде,
Бошад он гард бар дилаш дарде.
То зи домонаш он наяфшонад,
По ба доман кашид натвонад.
Ёр чашм аст, агар зи шаҳвату ғам,
Мӯе афтода бинӣ андар чашм.
Зуд он мӯйро зи чашм бичин,
Мӯй дар вай зи ҷаҳл саҳл мабин.
З-он ки дар дида мӯи ноҳинҷор,
Мояи мӯя гардад охири кор.
Хор баста мижа ба гирди басар,
Бар хасу хор баста роҳгузар.
К-аз бурун ранҷу офате ногоҳ,
Ба саводи басар наёбад роҳ.
Ёр чун чашм шуд, ту мижгон бош.
Гирди ӯ шав ба по чу мижгон фош,
Дафъ кун ҳар изо, ки аз ҳар сӯй,
Сӯй он чашми равшан орад рӯй.

* * *

Гуфт ба донишваре он соддамард,
К-эй ба дониш назди ҳар озода фард!
Боз кун з-ин нуктаи пӯшида пӯст,
Ки бародар беҳ бувад ё ёру дӯст?
Гуфт: Набвад пеши доно ҳеҷ чиз,
З-он бародар беҳ, ки бошад ёр низ.

* * *

Бо аҳли ҷафо вафо раво нест,
Подоши ҷафо ба ҷуз ҷафо нест.

Душмани ҳуш аст май, эй ҳушманд!
Дӯстро мағлуби душман кам писанд.

* * *

Бихраде гавҳари хирад суфтаст,
«Мори бад беҳ ки ёри бад» - гуфтаст.
Мори бад ҷуз ба гирди тан натанад,
Ёри бад ақлу дин зи бун биканад.
Мори бад, гар бияфганӣ санге,
Ҷаҳад аз хонаи ту фарсанге.
Растан аз ёри бад бувад душвор,
Дар бибандӣ, дарояд аз девор.
Мори бад ҷуз ба умрҳои мадид,
Н-ояд андар саросу хона падид.
Бошад осон аз ӯҳазар кардан,
Накди ҷон аз кафаш бадар кардан.
Ёри бад аз фусуну афсона,
Бо ту ҳамхоба асту ҳамхона.
Кай диҳад даст растан аз қайдаш,
Ё бад-ин пой ҷастан аз қайдаш?!
Балки хуни ҷигар бибояд х(в)ард,
То шавад ошкор ҷавҳари мард.
Мори бад хасми ин ҷаҳон бошад,
Ёри бад хасми ҷовидон бошад.

* * *

Бо тирадилон сафо, чӣ яъне?!
Подоши ҷафо вафо, чӣ яъне?!

* * *

Дило, гар оядат рӯзеғаме  пеш,
Чу ёре бошадаш ғамхор, ғам нест.
Барои рӯзи меҳнат ёр бояд,
Вагарна рӯзи роҳат ёр кам нест.

Макун ҳамнишинӣ ба ҳар бадсиришт,
Ки дуздад аз ӯ табъи ту хӯи зишт.

* * *

Агар будӣ аз ҷаҳл ҳар сина соф,
Барафтодӣ аз халқ расми хилоф.

* * *

Чу рӯбоҳ дар бешаи шер бошад,
Зияд эмин аз захми чанголи гургон,
Зи бедоди хурдон амон ёбад он кас,
Ки гирад ватан дар ҷавори бузургон.

* * *

Ҷар обе мӯҷибе бо манн ситезӣ,
Ки хоҳӣ бе гунаҳ хунам бирезӣ.

* * *

Эй зи худ ношуда як лаҳза халос,
Ҳар дам аз ом маҷӯ хилвати хос.
Чун алиф аз ҳама кас фард машав,
Ҳукми ал- мӯъмину олиф бишунав.
Майли васлат зи алиф кам бошад,
Ҷуз ба ҳарфе, ки муқаддам бошад.
Ҳар чӣ дар мартаба аз вай паст аст,
Дари васлат ба рухи ӯ бастаст.
Гар наӣ ҳамчу алиф банд ба ҳеҷ,
Аз сабақёфтагон пой мапеч.
Лек аз онон, ки ба пастит кашанд,
Ба раҳи таъбпарастит кашанд.
Ба сари кунгури ҳиммат саркаш,
Домани васлат аз эшони даркаш.
Узлат аз ғайр хуш ояд, на зи ёр,
Домани сӯҳбати ёрон магузор.

Ёр аз ёр кунад касби камол,
Ёр аз ёр барад ҷоҳу ҷалол.
Ёр бо ёр ба ҳам ҷону тананд,
Сахт пайванд чу руҳу бадананд.
Тан зи ҷон зиндагиомӯз бувад,
Ҷон ба тан бандагиандӯз бувад.
Тани беҷон чӣ бувад мурдоре,
Ҷони бе тан кӣ бувад бекоре.
Санг аз партави хур гирад тоб,
Гардад аз сӯҳбати гул об гулоб.
Чун сабо бар гулу райҳон гузарад,
Бар сарат ғолияафшон гузарад.
В-ар гузар сӯи хасу хор кунад,
Чашмат аз захми хас афгор кунад.
Чун занӣ дар камари сӯҳбат даст,
Бо ҳарифон кунӣ оҳанги нишаст.
Бо бузургон ба адаб кун пайванд,
Неку бад ҳар чӣ бубинӣ, биписанд.
Бад аз эшон ба накӯӣ бардор,
Худ зи эшон ҳама нек ояд кор…
Бо рафиқон ба мурувват мебош,
Тухми исору футувват мепош.
Айбашон чун фитад аз парда бадар,
Дор пӯшида аз он айб назар.
Бо фурудон шафақварзӣ кун,
Ёфтӣ марз, қиёмарзӣ кун.
Дар хатошон ба насиҳат пеш ой,
Раҳ бар эшон ба насиҳат бикшой.
Нек шав, то ки ба некон бирасӣ,
Каси некон шавӣ аз неккасӣ.
Эй басо бад, ки зи як хӯи накӯ,
Ба накӯкор шавад ҳамзону.

* * *

Орифе тавфкунон рафт ба боғ,
Дид дар боғ ҳумоме бо зоғ.

Бо ҳам аз ҳукми дуҷинсӣ раста,
Чун ту ҳамҷинс ба ҳам пайваста.
Ориф он ҳоли аҷаро чу бидид,
Ба тааҷҷуб сари ангушт газид.
Ки ду ноҷинс ба ҳам чун густох,
Мевачин омадаанд аз як шох?
Ногаҳон дид, ки аз шохи баланд,
Пар кушоданд сӯи хоки нажанд.
Обҷӯён ба таку пӯй шуданд,
Ланг-лангон ба лаби ҷӯй шуданд.
Дид, к-анбозияшон дар лангӣ,
Медиҳад хосияти якрангӣ.
Зоғро в-ар на чӣ нисбат ба ҳумом,
Ки гузинад ба яке шох мақом?
Пас ду хеши ба насаб ҳамхона,
Ки нишинанд зи ҳам бегона.
Ошноӣ на ба қурбу насаб аст,
Қурби арбоби адаб аз адаб аст.

## ФАСЛИ НУҲУМ

## ДАР БОБИ ҶАНГУ СУЛҲ

Чу бо ту хасм шавад сифлае, на аз хирад аст,
Ки дар хусумати ӯ макру ҳилла соз кунӣ.
Ҳазор ҳила тавон сохт в-аз ҳама он беҳ,
Ки ҳам зи сулҳу ҳам аз ҷангаш эҳтироз кунӣ.

* * *

Бӯтуроб он гуҳари баҳри шараф,
К-обрӯ ёфт аз ӯ хоки Насаф.
Ба худ он дам, ки ҷиҳодеш намонд,
Маркаби ҷаҳд сӯи аъдо ронд.
Чун шуд аз ҳар ду тараф сафҳо рост,
Бонгӣ ҷанговарӣ аз саф ҳо хост.
Омад аз борагии хеш ба зер,
Бо диле ҳамчу дили шер далер.
Зери паҳлӯ зи ридо фарш андохт,
Теғ ҳамхоба, сипар болин сохт.
Шуд миёни ду саф он гуна ба хоб,
Ки шуниданд нахираш асҳоб.
Муддати хоб чу гашташ сипарӣ,
Аз сипар гашт сараш дуртаре.
Пуштии лашкари бедорон шуд,
Рахнабанди сафи ҳамкорон шуд.
Соиле гуфт, ки дар рӯзи набард,
Ки зи ҳайбат бидарад заҳраи мард.
Дорам аз хоби ту бисёр шигифт,
Шайх хандон шуд аз он нуқтаву гуфт,
Ки бувад эминият рӯзи масоф,
Кам зи шабҳои арӯсиву зуфоф.
Аз қадамҳои таваккул дурӣ,
Қоимӣ бар қадами мағрурӣ.
Мардро, к-аш на ба дил занги шакест,
Бистари хобу сафи ҷанг якест…

## ФАСЛИ ДАҲУМ

## ДАР БОБИ ОДАМУ ОДАМГАРӢ, АЙБҶӮЙӢ ВА ТАҲҚИР

Гар муқбиле мазоҳ кунад, айби ӯ макун,
Шуғлест он ба қоидаи ақлу дин мубоҳ.
Дил ойина-сту кулфати ҷид занги ойина,
Он зангро чӣ сайқали имкон, ба ҷуз мазоҳ?

* * *

Чун ҳаст дар ту мунқазӣ айби дигаре,
Кардан ба он на қоидаи марди боҳуш аст.
Ӯ хомӯш аст аз туву аз айби дигарон,
Гӯё куни ба айби худ онро, ки хомӯш аст.

* * *

Э, ки з-ол набӣ мешумарӣ хешро,
Ҳаст гувоҳат бар он покии зоту сифот?
Чун ту дам аз таййибот мезанию таййибин,
Ку сифати таййибин ё симмати таййибот?

* * *

Ба шаҳриёри гову харам диҳӣ мужда,
Раияте, ки бувад хоси шаҳриёр, туӣ.
Шумори лашкариёнам зи хирсу хук кунӣ,
Нахуст кас, ки дарояд дар ин шумор туӣ.

* * *

Наёварда рӯи дил андар салоҳ,
Зи ту қасди ислоҳ набвад мубод,

Зи гумкардараҳ раҳнамоӣ кӣ ёфт?
Зи дуди сияҳ рӯшноӣ кӣ ёфт?
Зи сарчашма чун талху шӯр ояд об,
Зи лабташнагон кай барад таффу тоб?
Нашуста зи худ ҳарфи айб аз нахуст,
Зи ту айбҷӯӣ наёяд дуруст…
Хирад айби он бехирад мекунад,
Ки манъи кас аз кори х (в)ад мекунад.

* * *

Хуш он ки хасм ба айбе, ки таънаи ту занад,
Ба рағми вай зи чунон айб раста биншинӣ.
В-аз ин нишастани беайб хуштар он бошад,
Ки мубтало шуда ӯро ба айби худ бинӣ.

* * *

Гумшуда гарчи ҳақир аст, магӯ,
Ки инон аз талабаш тофта беҳ.
Ҳаст дар қоидаи хӯрдашинос,
Лаззати ёфтан аз ёфта беҳ.,

* * *

Чун лаиме бо ҳазорон айбу ор,
Рӯзу шаб дар халқи олам ошкор.
Бинад андак айбе аз соҳибкарам,
Барнаёрад ҷуз ба таъну лаън дам!
Он ба айби ин шавад яксар забон,
В-ин ба зикри ӯ наёлояд даҳон.

* * *

Чун бинӣ зи ошно айбе,
Гар ба бегонагон нагӯӣ, беҳ.

З-он ки дар кеши охирандешон,
Айбпӯшӣ зи айбҷӯӣ беҳ.

* * *

Эй дар ин марҳилаи тангбисот,
Монда дар рибҳаи андӯҳу нишот.
Гоҳе аз даври фалак хушнудӣ,
Гоҳ озурдаву хашмолудӣ.
Нестӣ баҳр, фиғон чандин чист?
Рӯят аз боди ҳаво пурчин чист?
Рост чун чангии безахма хамӯш,
Чун расад захма дароӣ ба хурӯш.
Захма бар чанг барои тараб аст,
Ту ба он ғамзадаӣ, ин аҷаб аст.
Талхро бар дили худ ширин кун,
Хӯрдани он ба хушӣ оин кун...
Гиреҳ аз худ бикушо ҳамчун най,
Бо гиреҳ банд нишастан то кай.
Бикаш аз бандкушоӣ аламе,
То барояд ба хушӣ аз ту даме.
Банд бар банд бувад кори ҷаҳон,
З-ин ҳавасҳо, ки бувад дар ту ниҳон.
Аз ҳавасҳо чу бибуррӣ пайванд,
Ниҳӣ аз булҳавасӣ бар худ банд.
Банди айём кушоди ту шавад,
Сайри гардун ба муроди ту шавад.
Ҳар кӣ дорад ба муродот фароғ,
Номуродӣ нанихад бар вай доғ.
Набвадаш хост дар ин тира қафас,
Ғайри чизе, ки ҳам ӯ хоҳаду бас.
Ҳар чӣ ояд ба вай аз банду кушод,
Бошад андар ҳама дар айни мурод.
Дили вай аз ҳама хуррам гардад,
Ранҷу ғам гирди дилаш кам гардад.
Бо ҳама зиндагӣ озод зияд,
Бо сад андӯҳу алам шод зияд.

Ҳаргизаш ҳеҷ газанде нарасад,
Ранҷаш аз ранҷписанде нарасад.
Ҳеҷ шуғлаш нашавад пардаи ҳуш,
Ҳеҷ талхаш накунад рӯй туруш.
Ҳар ч-аш аз ранҷу бало пеш ояд,
Як ба якро ба ризо пеш ояд.
Ту ҳам, эй оқил, аз ин қофила бош,
Паи дил баста ба ин силсила бош.

* * *

То тавонӣ макушо ҷайби касон,
Манигар дар ҳунару айби касон.
Айббинӣ ҳунаре чандон нест,
Ҳадафи қасди ҳунармандон нест.
Ҳар чӣ номаш написандида кунӣ,
Беҳтар он астки нодида кунӣ.

* * *

Ҳакиме, ки бар сурати дилписанд,
Зи сармояи ҳусн нобаҳраманд.
Зи ҳадди таносуб бурун пайкараш,
Ба ҳам номулоим зи по то сараш.
Қаде рост чун ҳиммати сифла паст,
Рухе ҳамчу зулфи бутон пуршикаст.
Зи осеби лангиш по пурхалал,
Зи нерӯи гироияш даст шал.
Зи қувват тиҳӣ ҳуққаи мушти ӯ,
Ба фармони ӯ не як ангушти ӯ.
Фузуле бад-ӯ гуфт дурр аз қабул,
Ки эй табъи доно зи шаклат малул.
Бад-ин шакли нохуш зи ҳикмат малоф!
Надида касс аз тирагил оби соф.
Ҳар он мева, к-аш нест хуш рангу бӯй,
Зи ширинии таъми ӯ даст шӯй!
Ба чашми иноят машав нозираш,
Ки унвони ботин бувад зоҳираш.

Бихандад аз он ҳарзагӯӣ ҳаким,
Бад-ӯ гуфт, к-эй ҳарзагӯи салим.
Зи ман ин ҳунар, баски ҷон костам,
Ба нақши ҳақоиқ дил оростам.
Мусайқал шуд оинасон синаам,
Дуо лам мусаввар дар оинаам.
Зи ман ёфт аҷноси олам навӣ,
Шудам олами нав, вале маънавӣ.
Ба такмили маънӣ, ки мақдур буд,
Қусури такосил зи манн дурр буд.
Чу таҳсини сурат ба тадбири ман,
Наёмад мазан таъни тақсири ман.
Ба сунъ аз ту гар таънае роҷеъ аст,
Ба таҳқиқ он таъна бар сонеъ аст.
Ба ин таъна кам деҳ забонро кушод,
Мадеҳ хирмани дину дониш ба бод.
Биё, соқӣ он бодаи айбшӯй,
Ки аз хум фитода ба дасти сабӯй.
Бидеҳ, то даме айбшӯӣ кунем,
Дарун фориғ аз айбҷӯӣ кунем.
Биё, мутрибу пардаи хуш бисоз,
В-аз он парда кун чашми айбам фароз.
Ки то гардам аз айбҷӯӣ хамӯш,
Шавам бар сари айбҳо пардапӯш.

## ФАСЛИ ЁЗДАҲУМ

## ДАР БОБИ ЗИНДАГОНӢ, РАНҶУ БЕМОРИ ВА МАРГ

Э ройи ту дар илоҷи бемор адил,
Бар омадани марг қудуми ту далел.
Дар кишвари мот миннати ситадан,
Бардоштаи зи гардани Азроил!

* * *

Э санъати тиб шикаста бозор аз ту,
Ҳарчанд бувад ба ранҷ бемор аз ту.
Алминнатулиллаҳ, ки аҷаб хушнуданд,
Ғассолу кафанфурӯшу ҳаффор аз ту.

* * *

Э ки ҳасти зи тибби ноқиси хеш,
Омаи халкро ба ҷон вабо.
Чӣ аҷаб, гар кунанд нафринат?!
Ҳаст нафрини ту дуои вабо.
Зӯрмандӣ макун э хоҷа ба зар,
К-охири кор забун хоҳӣ рафт.
Фарбеҳат кард басе неъмату ноз,
З-он бияндеш, ки чун хоҳӣ рафт?!
Бо чунин ҷусса, надонам, ки чӣ сон,
Ба дари марг бурун хоҳӣ рафт!

* * *

Чун равӣ роҳи аҷал з-он сон, ки мебинам туро,
Дар қафо аз бори ҳирсу оз уштурворҳо.
Борҳои хешро чизе сабук гардон, ки нест,
Тангнои маргро ғунҷоиши ин борҳо.

Роҳату ранҷ чун бувад гузарон,
Ранҷ каш баҳри роҳати дигарон.
З-он ки бошад ба мазраи уммед,
Ранҷи ту тухми роҳати ҷовид.

* * *

Ирҳам турҳам шунида бошӣ,
Хосияти раҳм дида бошӣ,
Раҳме бинамо, ки мурдам, инак,
Ҷон ба ситамат супурдам, инак.

* * *

Хоб маргу ҳаёт бедорист,
Сулҳи марг аз ҳаёт безорист.
Мегурезӣ зи захми наштари марг,
Чӣ кунӣ рӯй дар бародари марг?
Хоб дуздест зиндагоникоҳ,
Нақди худро зи дузд дор ниоҳ!
Масале равшан аст бар кеҳу меҳ,
Ки супурдан ба дузд коло беҳ.
Магар ин дузд аз он бувад боло,
Ки супурдан ба ӯ тавон коло?
Бошад, эй карда рӯ ба роҳи талаб,
Ними умри ту рӯз, ниме шаб.
Шаби ту чун ҳама гузагт ба хоб,
Умри ту нима шуд ба вақти ҳисоб.
Гар ту хоҳӣ дароз гардад рӯз,
Чизе аз шаб бидузду бар вай дӯз!

* * *

Зистан чун ба коми хасм бувад,
Мурдан аз зистан басе беҳтар.

Зиҳӣ ҳасрат, ки ногаҳ некбахте,
Кашад то пешгоҳи васл рахте.
Кашида шоҳиди давлат дар оғӯш,
Кунад андӯҳи ҳиҷронро фаромӯш.
Надида хотираш аз ғам ғуборе,
Ба шодӣ бигзаронид рӯзгоре.
Зи ногоҳ боди идборе барояд,
Самуми ҳаҷрро коре барояд.
Дарояд дар риёзи васл густох,
Дарахти орзуро бишканад шох.
Зулайхо чун зи Юсуф коми дил ёфт,
Ба васли доимаш ороми дил ёфт.
Ба дил хуррам ба хотир шод мезист,
Зи ғамҳои ҷаҳон озод мезист.
Тамодӣ ёфт айёми висолаш,
Дар он давлат зи чил бигзашт солаш.
Паёпай дод он нахли барӯманд,
Бари фарзанд, бар фарзанди фарзанд.
Муроде аз ҷаҳон дар дил набудаш,
Ки бар хони амал ҳосил набудаш.
Шабу бинҳода сар Юсуф ба меҳроб,
Раҳи бедорияш зад раҳзани хоб.
Падарро дид, бо модар ни шаста,
Ба рух чун ҳур ниқоби нур баста.
Нидо карданд, к-эй фарзанд, дарёб,
Кашид айёми дурӣ, дер, биштоб.
Зи мо хоҳӣ дар обу гил рақам неҳ,
Ба манзилгоҳи ҷону дил қадам неҳ.
Чу Юсуф ёфт бедорӣ аз он хоб,
Ба паҳлӯи Зулайхо шуд ба меҳроб.
Ҳадиси хобро бо вай баён кард,
В-аз он мақсудро бар вай аён кард.
Зи хобаш бо хаёли дурӣ афканд,
Ба ҷонаш оташи маҳҷурӣ афканд.
Вале Юсуф зи таври худ бурун шуд,
Ба иқлими бақо шавқаш фузун шуд.
Қадам з-ин тангноӣ оз бардошт,

Раҳи фусҳатсарои роз бардошт.
Матои унс аз ин дайри фано бурд,
Ба меҳроби бақо дасти дуо бурд.
Ки эй, ҳоҷатравои мустамандон,
Ба сар афсарнеҳи торакбаландон.
Ба фарқам тоҷи иқболе ниҳодӣ,
Ки ҳаргиз ҳеҷ муқбилро надодӣ.
Дилам з-ин кишвари фонӣ гирифтаст,
Зи тадбири ҷаҳонбонӣ гирифтаст.
Маро фориғ зи ман роҳе ба худ деҳ,
Мисоли шоҳии мулки абад деҳ.
Накӯкорон, ки роҳи дил гирифтанд,
Ба қурбу манзалат пешин гирифтанд.
Бурун ор аз шумори вопасонам,
Ба иззи қурбати эшон расонам.
Зулайхо чун шунид ин роздорӣ,
Ба дил захме расидаш сахт корӣ.
Яқин донист, к-аз вай ин дуоро,
Асар гардад ба зудӣ ошкоро.
Наёяд аз камони ӯ хаданге,
Ки дар таъсири он афтод даранге.
Қадам дар кулбае зад тираву танг,
Кушод аз якдигар гесӯи шабранг.
Ҳаме кард аз ғами дурӣ ба сар хок,
Ҳаме молид пурхун чеҳра бар хок.
Зи шодӣ тоқу бо андӯҳу ғам ҷуфт,
Зи дида ашк мебориду мегуфт.
Ки эй дармони дарди дардноком,
Ба марҳам хирқадӯзи синачокон.
Муроди хотири ҳар номуроде,
Кушоди шашдари ҳар бекушоде.
Мафотеҳовари дарҳои баста,
Ҷабоирбанди дилҳои шикаста.
Халосибахши маҳҷурон зи андӯҳ,
Сабуксозандаи ғамҳои чун кӯҳ.
Гирифтори дили афгори хешам,
Аҷаб ҳайроншуда дар кори хешам.

Надорам тоқати ҳиҷрони Юсуф,
Зи тан каш ҷони ман бо ҷони Юсуф.
Нахоҳам бе ҷамолаш зиндагиро,
Ба мулки зиндагӣ поядагиро.
Ниҳоли умр бебарг аст бе ӯ,
Ҳаёти ҷовидон марг аст бе ӯ.
Ба қонуни вафо некӯ набошад,
Ки манн бошам ба гетӣ, ӯ набошад.
Агар бо ман насозӣ ҳамраҳ ӯро,
Маро берун бар аввал онгаҳ ӯро.
Намехоҳам, к-аз ӯ яксӯ нишинам,
Ҷаҳонро бе ҷамоли ӯ бубинам.
Ба сар бурд инчунин дар гиряву сӯз,
На шабро гуфт шаб, на рӯзро рӯз.
Бале, ҳар кас зи ғам дорад диле танг,
Шабу рӯзаш намояд ҳар ду якранг.

* * *

Ба дигар рӯз Юсуф бомдодон,
Ки шуд дилҳо зи файзи субҳ шодон.
Ба бар карда либоси шаҳриёрӣ,
Бурун омад з-оҳанги саворӣ.
Чу по дар як рикоб овард, Ҷабрил,
Бад-ӯ гуфто: «Макун з-ин беш таъҷил.
Амон набвад зи чархи умрфарсой,
Ки сояд бар рикоби дигарат пой.
Имон бигсил зи омолу амонӣ,
Бикаш по аз рикоби зиндагонӣ».
Чу Юсуф ин башорат кард аз ӯ гӯш,
Зи шодӣ шуд бар ӯ ҳасти фаромӯш.
Зи шоҳӣ домани ҳикмат бияфшонд,
Яке аз ворисони мулкро хонд.
Ба ҷои худ шаҳи он марз кардаш,
Ба хислатҳои нек он андарз кардаш.
Дигар гуфто: «Зулайхоро бихонед,
Ба миодӣ видои манн расонед».
Бигуфтанд:«Ӯ ба дасти ғам забун аст,

Фитода дар миёни хоку хун аст.
Надорад тоқати ин бор ҷонаш,
Ба кори хеш бигзор ончунонаш».
Бигуфто: «Тарсам ин доғи ғаромат,
Бимонад дар дили ӯ то қиёмат».
Бигуфтанд: «Эзадаш хурсанд дорад,
Ба хурсандӣ қавӣ пайванд дорад».
Ба каф Ҷабрил ҳозир дошт себе,
Ки боғи ҳулд аз он медошт зебе.
Чу Юсуфро ба даст он себ бинҳод,
Равон он себро бӯиду ҷон дод.
Бале, з-он нигҳати боғи бақо ёфт,
Аз он нагҳат ба сӯи боғ биштофт.
Чу Юсуфро аз он бӯ ҷон баромад,
Зи ҷони ҳозирон афғон баромад.
Зи бас боло гирифт овози фарёд,
Садо дар гунбади фирӯза афтод.
Зулайхо гуфт, к-ин шӯру фиғон чист?
Пур аз ғавғо замину осмон чист?
Бад-ӯ гуфтанд, к-он шоҳи ҷавонбахт,
Ба сӯи тахта рӯ кард аз сари тахт.
Видои кулбаи танги ҷаҳон кард,
Ватан бар авҷи кохии ломакон кард.
Чу бишнид ин сухан аз хештан рафт,
Фурӯғи найири ҳушаш аз тан рафт.
Зи ҳавли ин ҳадис он сарви чолок,
Се рӯз афтод ҳамчун соя бар хок.
Чу чорум рӯз шуд з-он хоб бедор,
Симои он зи худ бурдаш дигар бор.
Се бор ин сон се рӯз аз худ ҳаме рафт,
Ба доғи синасӯз аз худ ҳаме рафт.
Чаҳорум бор чу номад ба худ боз,
Зи Юсуф кард аввал пурсиш оғоз.
На аз вай бар сари бистар нишон ёфт,
На тобуташ ба он олам равон ёфт.
Ҷуз ин аз вай хабар бозаш надоданд,
Ки ҳамчун ганҷ дар хокаш ниҳоданд.

Нахуст аз даври чархи номувофиқ,
Гиребон чок зад чун субҳи содиқ.
Бар он оташ, ки дар дил дошт пинҳон,
Раҳе бикшод аз чоки гиребон.
Вале з-ин роҳ дар ҷонаш ба ҳар дам,
Фузун гашт оташи сӯзанда, не кам.
Ба нохун рахнаҳо дар рӯй меканд,
Барои чашмаи ҳур ҷӯй меканд.
Ба ҳар ҷӯе, к-аз он чашма равон кард,
Суманро ҷилвагоҳи арғувон кард.
Шуд аз нохун ба рух гулгунхатафкан,
Чу ирқи нохуна дар чашми равшан.
Ба сина аз тағопун санг мезад,
Тапонча бар рухи гулранг мезад.
Зи сим он ҷо ақиқи тар ҳаме раст,
В-аз ин бар лола нилуфар ҳаме раст.
Ба сӯи фарқи нозук бурд панҷа,
Ба зӯри панҷа онро сохт ранҷа.
Зи райҳон сарви бӯстонро сабук кард,
Ба чидан сумбулистонро тунук кард.
Зи дил навҳа, зи ҷон фарёд бардошт,
Фиғон аз синаи ношод бардошт.
Ки Юсуф куву тахторoии ӯ,
Ба мӯҳтоҷон карамфармоии ӯ.
Чу азмаш кард аз ин бар борагӣ танг,
Ба мулки ҷовидонӣ дошт оҳанг.
Зи бас буд андар ин рафтан шитобаш,
Накардам пойбӯсӣ чун рикобаш.
Аз ин кохи ғамафзо чун бурун рафт,
Набудам дар ҳузури ӯ, ки чун рафт.
Сараш бинҳода бар болин надидам,
Гуле аз сафҳаи насрин начидам.
Чу омад бар тан он захми дурушташ,
Накардам сина пуштибони пушташ.
Чу сӯи тахта бурд аз тахтгаҳ рахт,
Ҳумоюнбахт шуд з-ӯ тахта чун тахт.
Гулоб аз чашми ашкафшон наҷустам,

Ба ин равшан гулоб ӯро нашустам.
Кафан чун бар тани ӯ рост карданд,
Ба такфинаш нишасту хост карданд.
Накардам риштаандӯзӣ фани хеш,
Ки то дузам бар ӯ лоғар тани хеш.
Чу аз ғам хорҳо дар дил шикастанд,
В-аз ин сарманзилаш махмил бубастанд.
Забон пур аз навои бенавоӣ,
Накардам маҳмили ӯро дароӣ.
Чу ҷои хоб дар хокаш кушоданд,
Чу дури пок дар хокаш наҳоданд.
Замин зери бару дӯшаш нарӯфтам,
Ба коми дил дар оғӯшаш нахуфтам.
Дареғо з-ин зиёнкорӣ, дареғо,
Дареғо з-ин ҷигархорӣ, дареғо!
Биё, эй коми ҷон маҳрумиям бин,
Зи зулми осмон мазлумиям бин!
Буридӣ аз манну ёдам накардӣ,
Ба дидоре зи худ шодам накардӣ.
Вафодоро, вафодорӣ на ин буд,
Ба ёрон шеваи ёрӣ на ин буд.
Маро аз дил бурун афкандаву рафт,
Миёни хоку хун афкандаву рафт.
Аҷаб хоре шикастӣ дар дили ман,
Ки берун н-ояд илло аз гили ман.
На ҷои роҳ рафтан кардаӣ соз,
К-аз он ҷо ҳеҷ гаҳ ояд касе боз.
Ҳамон беҳтар, к-аз ин ҷо пар кушоям,
Ба як парвоз кардан сӯят оям.
Бигуфт ину иморидорро хост,
Ба рӯи худ иморироро биёрост.
Ба як ҷунбиш аз он андӯҳхона,
Ба раҳлатгоҳи Юсуф шуд равона.
Надид он ҷо нишон з-он гавҳари пок,
Ба ҷуз харпуштае аз хоки намнок.
Бар он харпушта он хуршедпоя,
Ба хок андохт худро ҳамчу соя.

Зи рухсори чу зар дар зар гирифаш,
Зи ашки лаъл дар гавҳар гирифташ.
Гаҳе фарқаш ҳаме бӯсиду гаҳ пой,
Фиғон мезад зи дил, к-эй вои ман, вой!
Ту зери гил чу бехи гул нуҳуфта,
Ба боло манн чу шохи гул шукуфта.
Ту зери хок манзил карда чун ганҷ,
Ба рӯи хок манн абри гуҳарсанҷ.
Фурӯ рафта ту ҳамчун об дар хок,
Ба берун монда ман чун хору хошок.
Хаёлат мавҷи хун бар хоки ман зад,
Фироқат шӯъла дар хошоки ман зад.
Задӣ оташ ба хошоки вуҷудам,
Аз он печон равад бар чарх дудам.
Ба дуди манн касе накшода дида,
Ки не аз дидагон обаш чакида.
Ҳаме нолиду ҳар дам синаи чок,
Ба сад ҳасрат ҳаме молид бар хок.
Чу дарду ҳасраташ аз ҳад фузун шуд,
Ба расмӣ хокбӯсӣ сарнагун шуд.
Ба чашмони худ ангуштон даровард,
Ду наргисро зи наргисдон баровард.
Ба хоки вай фиканд аз косаи сар,
Ки наргис коштан бар хок беҳтар.
Чу бошад аз гули рӯят ҷудо чашм,
Чӣ кор ояд дар ин бӯстон маро чашм.
Бувад чашми мусибатбини мабҳут,
Сияҳбодом афшондан ба тобут.
Чу он мискин зи тобуташ ҷудо монд,
Ду бодоми сияҳ бар хокаш афшонд.
Ба хокаш рӯи хунолуд бинҳод,
Ба мискинӣ замин бӯсиду ҷон дод.
Хуш он ошиқ, ки чун ҷонаш барояд,
Ба бӯи васли ҷононаш барояд!
Ҳарифон ҳоли ӯро чун бididанд,
Фиғону нола бар гардун кашиданд.
Ҳар он навҳа, ки баҳри Юсуф ӯ кард,

Ҳаме карданд бо вай бо дусад дард.
Ҳаме карданд навҳи навҳагарро,
Ба сони навҳагар он симбарро.
Чу сози навҳаро оҳанг шуд паст,
Навардиданд баҳри шустанаш даст.
Бишустандаш зи дида ашкборон,
Чу барги гул зи борони баҳорон.
Ба сони ғунча, к-аз шохи суман руст,
Бар ӯ карданд зангорӣ кафан ҷуст.
Зи гарди фурқаташ рух пок карданд,
Ба ҷанби Юсуфаш дар хок карданд.
Надида ҳаргиз ин давлат кас аз марг,
Ки ёбад сӯҳбати ҷонон пас аз марг.
Вале донои ин ширин ҳикоят,
Ки дорад аз куҳанпир он ривоят.
Чунин гӯяд, ки бо ҳар ҷониб аз Нил,
Ки ҷисми поки Юсуф ёфт таҳвил.
Ба дигар ҷонибаш қаҳту вабо хост,
Ба ҷои неъмат анвои бало хост.
Бар ин охир қарори кор доданд,
Ки дар тобуте аз сангаш ниҳоданд.
Шикофи сан6г кирандой карданд,
Миёни қаъри Нилаш ҷой карданд.
Бубин ҳила, кич архи бевафо кард,
Ки баъд аз марг аз Юсуф ҷудо кард.
Намедонам, ки бо эшон чӣ кин дошт,
Ки зери хокашон осуда нагзошт.
Яке шуд ғарқи баҳри ошноӣ,
Яке лабташна дар баҳри ҷудоӣ.
Чӣ хуш гуфт он қадам фарсудаи ишқ,
Зи ҳар суду зиён осудаи ишқ.
Ки ишқ он ҷо, ки бошад гармбозор,
Надорад ҳеҷ бо осудагӣ кор.
Кафан бар ошиқ аз вай чок бошад,
Агар худ хуфта зери хок бошад.
Хуш он ошиқ, ки дар ҳиҷрон чунин мурд,
Ба хилватгоҳи ҷонон ҷон чунин бурд.

Нагӯяд кас, ки марде дар кафан рафт,
Бад-ин мардонагӣ, к-он шерзан рафт.
Нахуст аз ғайри ҷонон дида барканд,
В-аз он пас нақди ҷон бар хокаш афканд.
Ҳазорон файз бар ҷону танаш бод,
Ба ҷонон дидаи ҷон равшанаш бод!

* * *

Хуш он кас, ки кораш накӯӣ бувад,
Ба некӣ бадаш некхӯӣ бувад!
Чи дар вақти мурдан, чи дар зиндагӣ,
Равад рӯзгораш ба фархундагӣ.
Сикандар чу нома ба модар навишт,
Ба ҷуз номае мавъизат дарнавишт.
Ба ёрон забони насиҳат кушод,
Ба ҳар сина ганҷе вадиат ни ҳод.
Чу бар ҳозирон ганҷи гавҳар фишонд,
Зи ноҳозирон низ ғофил намонд.
Васият чунин кард бо ҳозирон,
Ки эй аз ҷаҳолат тиҳихотирон.
Чу дар доғи ҳиҷрони манн дил ни ҳед,
Тани нотавонам ба маҳмил ниҳед.
Гузоред дастам бурун аз кафан,
Кунед ошкораш бари марду зан.
Зи ҳолапм дами номуродӣ занед,
Ба ҳар марзу бум ин мунодӣ занед.
Ки ин даст дастест, к-аз иззу ҷоҳ,
Рабуд аз сари тоҷдорон кулоҳ.
Калиди карам буд дар мушти ӯ,
Нигини хилофат дар ангушти ӯ.
Зи шерифалак қуввати панҷа ёфт,
Қавибозувонро басе панҷа тофт.
Зи ҳашмат забардасти ҳар даст буд,
Ҳама дастҳо пеши ӯ паст буд.
Зи нақди гадоию шоҳаншаҳӣ,
Зи олам кунад реҳлат инак тиҳӣ.

Чу баҳраш ба каф нест ҷуз бод ҳеҷ,
Чӣ имкон зи вай ин сафарро басиҷ.
Ту ҳам гир аз ин даст, эй хоҷа панд,
Бад-ин даст бикшой аз пой банд.
Ба кори ҷаҳон банд будан, ки чӣ,
Бад-ин шуғл хурсанд будан, ки чӣ.
Чу з-аввал туром одари даҳр зод,
Ба ҷуз дасти холит чизе надод.
Аз ин варта чун пой берун ниҳӣ,
Бувад зоди роҳи ту дасти тиҳӣ.
Макун дар миён дасти худро гарав,
Ба чизе, ки гӯянд «бигзору рав».
Бидеҳ ҳар чӣ дорӣ, ки ин додан аст,
Ки аз хештан банд бикшодан аст.
Бувад они ту ҳар чӣ дорӣ ба даст,
Ки дар ваҷҳи фардот хоҳад нишаст.
Туро гар ба махзан зару гавҳар аст,
На они ту, они каси дигар аст.

* * *

Сикандар чу зад аз васият нафас,
Зиолам насибаш ҳамон буду бас.
Шуд анфоси ӯ бо васият тамом,
Ба мулки дигар тофт азмаш зимом.
Бирафт ӯву мо ҳам бихоҳем рафт,
Чӣ боғам, чӣ буғам, бихоҳем рафт.
Дар ин кохии дилкаш намонад касе,
Равад оқибат, гарчи монад басе.
Матоъе беҳ аз умри ҷовид нест,
Вале он дар ин олам уммед нест.
Дар ӯ зираке умри ҷовид ёфт,
Ки зинда аз ӯ рӯи уммед тофт.
Ки испаҳбудон бе Сикандар шуданд,
Ҷудо з-ӯ чу танҳои бесар шуданд.
Фитоданд дар ҷайб ҷон карда чок,
Чу танҳои саррафта дар хуну хок.

Бикарданд он ҷ-аҳли мотам кунанд,
Ки падруди шоҳони олам кунанд.
Зи ҷомакабудон замин менамуд,
Ба чашми кавокиб чу чархи кабуд.
Садои нафир аз фалак баргузашт,
Заҳоби сиришк аз самак даргузашт.
Зи бас хост дуд аз дили як ба як,
Пур аз дуд гашт аз само то самак.
Зи бас зулмату дуд бар ҳам нишаст,
Дари субҳ бар рӯи хуршед баст.
Чу диданд охио, ки аз ашку оҳ,
Наёранд бар дарди ғам баст роҳ.
Зи оинаи мотам инон тофтанд,
Ба тадбири таҷҳиз биштофтанд.
Зи мушку гулобаш бишустан тан,
Зи хазу катон сохтандаш кафан.
Зи тобути зар махмилаш сохтанд,
Зи дебои Чин мафраш андохтанд.
Чу маҳди зараш гашт ором ҷой,
Бузурги сипаҳ хест гирён ба пой.
Ба дониш ҳиҷоб аз миён баргирифт,
Ба доно ҳакимон сухан даргирифт.
Ки имрӯз рӯзи забоноварист,
Дар ин қисса вақти сухангустарист.
Зи ҳикмат бисозед ҳангомае,
Кунед имлии мавъизатномае.
Ки ғамдидагонро тасалло диҳед,
Мисоли масубат ба уқбо диҳед.

* * *

Яке гуфт: «Вақт аст,эй ҳушёр,
Ки гирем аз ҳоли шоҳ эътибор.
Бубинем, к-аём бо ӯ чӣ кард
Сипеҳри каҷандом бо ӯ чӣ кард.
Фалак тоҷи давлат рабуд аз сараш,
Либоси бузургӣ кашид аз бараш.

Ҳар он сахтие, к-аз сарои дурушт,
Зи иқболу давлат бар ӯ дошт пушт.
Кунун рӯ ба сӯи вай овардааст,
Ба пои серираш пай овардааст.
Ҳар осоние, к-аз мадори сипеҳр,
Намуд андар айёми шоҳиш чеҳр.
Кунун рӯи иқбол аз ӯ тофтаст,
Ба теғи ғамаш заҳра бишкофтаст.
Аз ин бахти бедор аз ин сон ки хуфт,
Сазад гар кунад марди доно шигуфт.
Чунин к-аз шакархандааш лаб ҷудост,
Ба хун гар бигирянд бар вай, равост.
Вале гул чу сарсар зи шохаш рабуд,
Бар ӯ гиря з-абри баҳорон чӣ суд?»

* * *

Бигуфт он дигар, к-аз ҷаҳони фарох,
Расидем нодон бад-ин танг кох.
Диле сода аз нақши андешаҳо,
Кафе холӣ аз варзиши пешаҳо.
На дар ақли мо хуш зи нохуш ҷудо,
На дар чашми мо об аз оташ ҷудо.
Чу якчанд будем он ҷо муқим,
Фитодем дар доми уммеду бим.
Нишастем ғофил аз мақсуди хеш,
Тиҳихотир аз фикри беҳбуди хеш.
Биёбони ғафлат накардем тай,
Ба мақсуди аслӣ набурдем пай.
Дар ин парда як укда нашкофтем,
Ба ҳеҷ аз ҳама рӯй бартофтем.
Аҷаб он, ки ба ин ҳама тобу печ,
Дили мо аз ин варта нагрифт ҳеҷ.
Ба рӯзе, к-аз ин варта берун равем,
Дилу дида з-ин дард пурхун равем.
Кай он кас раҳи некбахтӣ равад,
К-аз ин сахтманзил ба сахтӣ равад.

Ҳакиме дигар гуфт, к-эй комгор,
Ба донишварӣ дар ҷаҳон номдор.
Заминро, ки кишвар ба кишвар гирифт,
Ба теғи зарандуд чун х(в)ар гирифт.
Ҷаҳон ҳамчу ӯ подшое надошт,
Вале давлати ӯ бақое надошт.
Зи ногаҳ чу абре расиду гузашт,
Аз ӯ чанд қатра чакиду гузашт.
На дар сояаш хуфтае хоб кард,
Ни аз қатрааш ташнае об х(в)ард.
Чунон рафт к-аз вай асар ҳам намонд,
Асар худ чӣ бошад? Хабар ҳам намонд.

* * *

Ҳакими чаҳорум зи корогаҳон,
Бад-ин сон масал зад, ки шоҳи ҷаҳон.
Ба таррӣ аз он рӯяш оҳанг буд,
Ки майдони хушкӣ бар ӯ танг буд.
Кунун карда з-он ҷо сафар ихтиёр,
Ба сӯи ду газ манзили тангу тор.
Аз он арса чун рахт берун барад,
Дар ин танг манзил ба сар чун барад?!

* * *

Ба донои панҷум чу навбат фитод,
Забон бо Сикандар бад-ин сон кушод.
Ки эй бурда ранҷи сарои сипанҷ,
Басе ҷамъ карда ба ҳам молу ганҷ.
Дареғо, ки беҳуда шуд ранҷи ту,
Нашуд марҳами ганҷи ту.
Ба каф суде аз ганҷу молат намонд,
Ба гардан ба ҷуз вуболат намонд.
Ба пушти ту аз ганҷ ранҷи гарон,
Сабукбори роҳат аз он дигарон!

Ҳакими шашум чун сухан соз кард,
Суханро ба ин лаҳҷа оғоз кард.
Ки миронд ин шаҳ басе зиндаро,
Ки молик шавад мулки ояндаро.
Фурӯ шуд сари ӯ дар ин саргузашт,
Ба марги касон марг аз ӯ барнагашт.

* * *

Ба ҳафтум чу омад сухан, лаб кушуд,
Ки ором бахши ҷаҳон шоҳ буд.
Зи ором натвон дигар ком ёфт,
К-аз оромбахшӣ шаҳ ором ёфт.

* * *

Зи ҳаштум ҷуз ин нуқта сар барназад,
Ки кас кӯси мулки Сикандар назад.
Сафарҳо, ки кард ӯ гирди ҷаҳон,
Накарда касс аз хули шоҳаншаҳон.
Валекин ба ҳар сӯ сафар соз кард,
Раҳи он ба зӯри сипаҳ боз кард.
Ҷуз ин як сафар, к-аз ҳама дурр монд,
Ҷанибат ба манзилгаҳи гӯр ронд.

* * *

Нӯҳум гуфт: Ҳар кас, ки аз марги шоҳ,
Ба шодӣ қадаҳ зад дар ин базмгоҳ.
Ба зудӣ ниҳад гом бар гоми ӯ,
Ба талхӣ кашид ҷуръаи ҷоми ӯ.
Бад-он сон, ки бардошт шаҳ зуд гом,
Паи ҳар кӣ, марги вояш буд ком.

* * *

Даҳум гуфт: Ҳар махзани симу зар,
Ки Искандар овард бо якдигар.

Чу дар зиндагӣ ранҷ бар вай гумошт,
Пас аз марг кай хоҳадаш суд дошт?!

* * *

Чу омад ба сар навбати қолуқил,
Фурӯ кӯфт таббол табли раҳил.
Нақибон ниҳоданд мадҳи зараш,
Ба пушти ҳаюнони кӯҳпайкараш.
Ҳаюнони ҳомунбури кӯҳфар,
В-аз он мадҳи кӯҳонашон кӯҳи зар.
Ба рӯзи сафеду ба шоми сиёҳ,
Амирони лашкар, аминони роҳ.
Зи ҷаври замон оҳ бардоштанд,
Ба сӯи ватан роҳ бардоштанд.
Ду манзил яке карда метохтанд,
Ба танҳоӣ озурда месохтанд.
Шитобон на шабро шумурданд шаб,
На аз рӯз карданд рӯзӣ талаб.
Пас аз чанд гоҳе аз он роҳи сахт,
Ба иқлими хеш уфганданд рахт.
Расид ин хабар румиёнро ба гӯш,
Расонданд бар авҷи гардун хурӯш.
Шуданд аз паси мисриён з-ин сухан,
Ҳама козурон ҷома бар Нилзан.
Ба Искандария дарун модараш,
Ки будӣ фурӯғи хирад раҳбараш.
Чу бишнид ин қиссаро синасӯз,
Шуд аз нолаи оҳ гетифурӯз.
Зи рашҳи дилу дида дар хун нишаст,
Зи сарзамини сабз берун нишаст.
Ҳаме хост, то ҷайби ҷон бардарад,
Гиребони тобу тавон бардарад.
Кунад ҳамчу шаб меъҷари субҳранг,
Зи дасти фалак сина кӯбад ба санг.
Ба нохун харош ад рухи тозаро,
Кунад тоза аз хун дили ғозар.

Ба захми тапонча дар он доварӣ,
Суманро диҳад ранги нилуфарӣ.
Канад мӯи мушкини сар тор-тор,
Кунад мӯя бар хештан зор - зор.
Бияндозад аз тан ҳарирӣ либос,
Кунад тавқи гардан зи пашмин палос.
Вале кард мактуби искандарӣ,
Дар он шеваю шеванаш ёварӣ.
Ба мазмуни мактуби ӯ кор кард,
Ба сабру хирад табъро ёр кард.
Бифармуд, то аҳли он марзу бум,
Чи аз Шому Мисру чи аз Русу Рум.
Бирафтанд мустақбали лашкараш,
Ба гардан ниҳоданд маҳди зараш.
Нуҳуфта дилҳо пурандӯҳу ранҷ,
Дар Искандария ба хокаш чу ганҷ.
Чу аз шуғли дафнаш бипардохтанд,
Ҳакимон хирадномаҳо сохтанд.
Зи ганҷи хирад гавҳар афшинданд,
Паси парда бар модараш хонданд.
Чу дар парда карданд бо ӯ хитоб,
Зи парда шуниданд некӯ ҷавоб.

* * *

Ҳакими нахустин чу шуд пардасоз,
Бад-ин сон бурун дод аз парда роз.
Ки эй матлаи нури исканд
Баландаш зи ту पояи сарварӣ.
Агар рехт гул, боғ поянда бод,
В-агар рафт маҳ, меҳр тобанда бод!
Надонам, ки чун сабр фармоямат,
Чӣ сон роҳи ором бинмоямат.
Сикандар туро сабр фармудааст,
Раҳат сӯи ором бинмудааст.
Чу мардон дар он раҳ ниҳодӣ қадам,
Накардӣ зи фармудааш ҳеҷ кам.
Шуд аз қавли ӯ кор равшан туро,

Чӣ ҳоҷат ба фармудаи манн туро?!
Дар ин меҳнатободи мотамгарон,
Туи беҳтарини ҳама модарон.
Ки дар марги фарзона фарзанди хеш,
Нагаштӣ зи ҳукми худованди хеш.
Зи ҷони ту нури яқин сар задаст,
Дилат хайма дар мулки дигар задаст.
Ба муздет фардо бувад дастрас,
Ки ҳаргиз набинад чунон музд кас.

* * *

Чу хомӯш шуд он пири яздоншинос,
Ниҳад он дигар як суханро асос.
Ки эй бонуи ин мусаддас сарой,
Наёрад чу ту бонуе кас ба ҷой.
Сикандар гарат тофт доман зи каф,
Худованди вай бодат аз вай халаф.
Тасаллӣ касеро диҳад ҳақшинос,
Ки дар ҳукми яздон бувад носипос.
Зи меҳнат ғуборе агар бигзарад,
Ба домони айшаш гиребон дарад.
Ба пояш агар неши хоре халад,
Зи шохи ризо дасту дил буксилад.
Вале бахтёре, ки тавфиқ ёфт,
Зи хони ризо нуқли таҳқиқ ёфт.
Қазо гар бар ӯ ханҷари бим зад,
Дам аз бурдборию таслим зад.
На аз тири тақдир оҳе кашид,
На ҷуз роҳи таслим роҳе гузид.
Чӣ мӯҳтоҷи таълими донандагон,
Ба сарҳади дониш расонандагон?!
Ба ин дину дониш, ки додат худой,
Забонро ба шукри худо баркушой.

Ҳакими дуввум чун лаб аз нутқ баст,
Савум ин шакар тӯтиосо шикаст.
Ки эй арши Билқис фарши дарат,
Маҳу меҳр аз он хишти симу зарат!
Сулаймон агар умр барбод дод,
Ба иқболи ту мулкаш обод бод!
Расид бонг аз ин торуми зарнигор,
Ки сахт аст доғи ҷудоӣ зи ёр.
В-аз он сахттар носипосӣ бувад,
Ки берун зи яздоншиносӣ бувад.
Ба он домани ёр н-ояд ба каф,
Шавад низ музди мусибат талаф.
Чӣ зирак бувад, ҳар кӣ з-ин дарди сахт,
Кашад бар дари сабру ором рахт.
На талх аз ҷазаъ гардад имрӯзу шур,
На аз музд монад дар оянда дурр.
Биҳамдиллаҳ, эй огаҳ аз хубу зишт,
Ки бошад туро огаҳӣ дар сиришт.
Зи ифроту тафрит хотир тиҳӣ,
Равӣ рост бар мӯҷиби огаҳӣ.
Ҳаме рав бар ин сурати мустақим,
Ҳаме зӣ зиофоти гетӣ салим!

* * *

Аз ин гуфтугӯ чун савум лаб бидӯхт,
Чаҳорум чароғи насиҳат фирӯхт.
Нахуст аз дуо кард оғози панд,
Ки эй бихради панди бихрадписанд.
Чу эзид ба дил тухми сабрат ниҳод,
Бар ин кишт боранда абрат диҳод.
Ҳар он музтариб, к-аш на оромаш аст,
Ба оромишаш охир анҷомаш аст.
Дар ин тезрав гунбади носукун,
Қадамгоҳи ҳар ҷунбиш омад сукун.
Зи ҷон ҳар чӣ ҷунбад дар ин паҳндашт,
Ба таскини маргаш бувад бозгашт.

Бад-ин доира ҳар ки по дарниҳад,
Чу давраш ба охир расид, сар ниҳад.
Чу бар сайд ханҷар занӣ дар шикор,
Зи аввал бувад ҷунбиш, охир қарор.
Сипоси фаровон худовандро,
Ки кард ин каромат хирадмандро.
Ки бинад дар оғоз анҷоми хеш,
Бурун нанҳад аз ҳукми  он гоми хеш.
Шикебе, ки анҷоми ҳар мотам аст,
Мар ӯро дар оғози он ҳамдам аст.

* * *

Ҳакими чаҳорум чу гуфт, он чӣ гуфт,
Зи боғи гули панҷум ин гул шукуфт.
Ки эй гулбуни боғи шоҳаншаҳӣ,
Ки мондаст домонат аз гул тиҳӣ!
Агар кард гул сустпайвандие,
Ба ёди ваят бод хурсандие!
Касеро, ки шуд меваи дил зи даст,
Зи фавти гуле шохи айшаш шикаст.
Зи панди ҳакимон шавад сабркеш,
Ниҳад ақл роҳи тасаллиш пеш.
Туро ин тасаллӣ зи яздон расид,
Ба коми ту ин тӯъма з-он хон расид.
Дилат равшан аз нури илҳоми ӯст,
Таматтуъкаш аз файзи инъоми ӯст.
Хакимон чу ин нукта дарёфтанд,
Зи таскини ту рӯй бартофтанд.
Зи машриқ чу толеъ шавад офтоб,
Чӣ партав диҳад машъали хонатоб?!
Равони Сикандар зи ту шод бод,
Ба рӯҳи ҷинон рӯҳаш obod бод!
Ба иззи ду гетит бодо кафил,
Санои ҷамилу савоби ҷазил.

Чу он дар паси ситра исмат муқим,
Шунид он чӣ бишнид аз ҳар ҳаким.
Бар эшон дари маъзарат боз кард,
Ба парда дарун ин наво соз кард.
Ки эй роздонони донишпажӯҳ,
Кушояндаи мушкили ҳар гурӯҳ.
Бинои хирадро асос аз шумост,
Дили бихрадон ҳақшинос аз шумост.
Задед аз карам хайма бар боғи ман,
Шудед аз хирад марҳами доғи манн.
Бигуфтед сад нуқтаи дилкашам,
Нишондед з-оби сухан оташам.
Зи гетӣ парешон диле доштам,
Зи даври фалак мушкиле доштам.
Зи анфосатон гашт ҳал мушкилам,
Ба сарҳади ҷамъият омад дилам.
Дар ин нилгун кохии минонамо,
Ҷаҳон ҷумла кӯранду бино шумо.
Чу бино набошад, кӣ дорад нигоҳ,
Ба роҳ кӯрро аз фитодан ба чоҳ?!
Ҷаҳон аз шумо матраҳи нур бод,
В-аз он нур чашми бадон дурр бод!

* * *

Арасту, гуҳарсанҷи Юнонзамин,
Ки бар ганҷи юнониён буд амин.
Чу килкаш сари ганҷи ҳикмат шикофт,
Сикандар аз ӯ ёфт нақде, ки ёфт.
Зи марги Сикандар чу огоҳ шуд,
Дилаш ҳамдами нолаву оҳ шуд.
Пас аз анбарин хома піростан,
Ба номи худо нома оростан.
Зи хунобаи дил сиёҳӣ сиришт,
Сӯи модараш узрхоҳӣ навишт.
Ки бойистӣ аз фарқ по кардаме,
Ба хоки ҳарими ту ҷо кардаме.
Дар ин мотам аз дида хун рондаме,

Ба таскини дардат фусун хондаме.
Вале заъфи пирим бастаст пой,
Наёрам, ки як гом ҷунбам зи ҷой.
Сикандар, ки султони офоқ буд,
Ба султонӣ андар ҷаҳон тоқ буд.
Агарчи аз ин тангно рахт баст,
Махур ғам, ки рахт аз сари тахт баст.
Ба руҳ пардаи шармсорӣ нарафт,
Ба коми ҳасудон ба хорӣ нарафт.
На аз нодурустон шикасташ расид,
На аз нокасон захми дасташ расид.
Ба теғи қазои худованди пок,
Ки бошад равон аз самак то самок.
Ба шоҳиюфармондиҳӣ, ҷон супурд,
Ба ҷуз бар ҳама халқ султон намурд.
Кӣ растаст аз ин дард, то ӯ раҳад?
Кӣ ҷастаст аз ин доғ, то ӯ ҷаҳад?
Дар ин боғ як шоху як барг нест,
Ки ларзанда аз сарсари марг нест!
Агар мурда, афтодаи тири ӯст,
В-агар зинда, дар банди тадбири ӯст.
Гузашта азӯ хуфта дар зери хок,
В-аз ӯ монда оянда дар тарсу бок.
Чӣ номеҳрубонӣ, ки гардун накард,
Ки яксар аз ин ҳалқа берун накард!
Агар шоҳ в-агар камтарин чокар аст,
Гузориш дар охир бар ин чанбар аст.
Хушо, ҳоли он зираки пандгир,
Ки аз марги ғайр аст ибратпазир.
Зи марги касонаш расад зиндагӣ,
Кунад зиндагӣ сарф дар бандагӣ.
Паи роҳати ҷони огаҳи хеш,
Муҳаё кунад тӯшаи роҳи хеш.
Фани хеш некӣ кун, эй некзан,
Ки беҳ, гар бувад некзан некфан.
Ҳама корҳоро ба яздон гузор,
Ки берун зи тақдири ӯ нест кор.
Сикандар ба шоҳӣ аз ӯ роҳ ёфт,

Ба тавфиқи ӯ ҷоми огоҳ ёфт.
З иолам на аз баҳри сахтеш бурд,
Ба фирӯзию некбахтеш бурд.
Нагӯям, ки бар мурданаш сабр кун,
Ки бар назди худ бурданаш сабр кун.
Ба сабр ар барояд туро номи нек,
Диҳад номи некат саранҷоми нек.
Нигиндори ин чархи фирӯзафом,
Паи номи некӯ бувад, вассалом!

* * *

Шаҳ ниҳонӣ воқифи он ҳол буд,
Ҳимматаш бар куштани Абсол буд.
Бар муроди хештан ҳиммат гумошт,
Сӯхт ӯрову Саломонро гузошт.

* * *

Шаҳ Саломонро дар он мотам чу дид,
Бар дилаш сад захми ранҷу ғам расид.

* * *

Чун Саломон он насиҳатҳо шунид,
Ҷомаи осудагӣ бар худ дарид.
Хотираш аз зиндагонӣ танг шуд,
Сӯйи нобуди худаш оҳанг шуд.
Чораи он кор натвонист ҳеч,
Бар раги ҷон уфтодаш тобу печ.

* * *

Аҳли ҳикмат як ба як шогирди ӯ,
Ҳалқа баста ҷумла гирдогирди ӯ.

* * *

Ман ниҳода рӯй дар роҳи туам,
Камтарин шогирди даргоҳи туам.

## ФАСЛИ ДУВОЗДАҲУМ

## ДАР БОБИ АДАБ ВА АХЛОҚИ НЕК

Наёроста дил ба файзу адаб,
Макун зинати ҷомаву ҷо талаб!

* * *

Чун кунӣ дар ҳунаромӯзӣ рӯй,
Аввал аз хони адаб рӯзиҷӯй.

* * *

Дор адаби дарси муаллим нигоҳ,
То нашавӣ таблаки таълимгоҳ!

* * *

Чу нақши адаб аз дарун костӣ,
Бурунро чӣ ҳосил, ки оростӣ ?!

* * *

Ҳилм киштиву ғазаб тӯфон аст,
Соҳиби ҳилм чу киштибон аст!

* * *

Боде ки зи нойи ҷаҳл хезад,
Дар дидаи ақл хок безад.

* * *

Ҷуз адаб нест дар дили абдол,
Ҷуз адаб нест даъби аҳли камол.

Бизан шишаи хашмро санги ҳилм,
Бишӯ зулмати ҷаҳлро з-оби илм.
Мабодо шавад сахттар кори ту,
Ба пушти ту гардад фузун бори ту!

* * *

Талаб мекун ба садри арҷмандӣ,
Зи таъзими фурудон сарбаландӣ!

* * *

Ахлоқи неку бад ҳама тухм асту ту замин,
Аҳволи охират зи ту рӯянда чун гиёст.
Тухме, ки дар замин бувад, охир ҳамон дамад,
Гар арғувону лолаву гар сиру ганданост.

* * *

Зи нахват пок кун андешаи хеш,
Тавозӯъ кун ба хар кас пешаи хеш!
Чу хуша хешро аз саркашӣ пос
Надорад, сар ниҳад аз зарбати дос.
Чу худро дона бар хок афганад хор,
Зи хокаш мурғ бардорад ба минқор.

* * *

Ҳар кӣғамгин кунадат, шодаш кун,
В-он кӣ бандат ниҳад, озодаш кун.
Некандеши бадандешон бош,
Маслиҳаткӯши хатокешон бош!

* * *

Саодат хоҳӣ, аз одат гузар кун,
Ки тарки одат аст асли саодат.

Набинӣ дар ин шашдари девлох,
Зи шодӣ дили шаш нафарро фарох:
Яке он ҳасадвар ба ҳар кишваре,
Ки ранҷаш бувад роҳати дигаре.
Чу ҳоли касе бинад аз хеш беҳ,
Фитад бар раги ҷонаш аз ғам гиреҳ.
Дувум- кинаварзе, ки аз хулқи зишт,
Бувад кинаи халқаш андар сиришт.
Чу натвонад аз кас шудан кинакаш,
Набошад зи киндорияш сина х(в)аш.
Савум- навтавонтар, ки баҳри дирам,
Бувад рӯзу шаб дар дили ӯ ду ғам:
Яке он ки чун чизе орад ба каф,
Дувум- он ки ногоҳ нагардад талаф.
Чаҳорум-лаиме, ки бо ганҷу сим,
Бувад ҳамчу номи зараш дил чу ду ним.
Ки ногоҳ наёбад бад-ӯ факр роҳ,
Нагардад панҷумин толиби пояе,
Ки дархӯрди он набвадаш мояе.
Кунад орзуи мақоми баланд,
Ки натвонад он ҷо фигандан каманд.
Шашум- аз адаб холиандешае,
Ки бошад ҳарифе адабпешае.
Чу табъаш бувад аз адаб бенасиб,
Кашад нав ба нав молише аз адиб.

* * *

Ҳамчу дида ба сӯи хеш мабин,
Хешро аз дигарон беш мабин!

* * *

Сад салом ар шунавӣ аз пасу пеш,
Ба алайке накушоӣ лаби хеш?!
Ин чӣ «ҷоҳ» асту «ҷалолат», ки турост
В-ин чӣ туғёни залолат, ки турост?!

Пурӣ аз хешу зи ҷуз хеш тиҳӣ,
Аз ҳама дар назари хеш беҳӣ?!
Боди пиндор бурун кун зи димоғ,
К-ат аз ин бод шавад кушта чароғ!

* * *

Зи оқил басе то ба ҷоҳил раҳ аст,
Раҳи ҳар яке з-он дигар кӯтаҳ аст.

* * *

Зи ҳикмат назояд ба ҷуз адлу дод,
Зи ҳикмат чӣ имкони зулму фасод?!

* * *

Куфркаше, к-ӯ ба адл ояд фареҳ,
Мулкро аз золим и диндор беҳ.

* * *

Гар набошад сутуни хайма ба ҷой,
Чун ситад хайма бе сутун бар пой.

* * *

Зулмпеша вазир нашносад,
Ҷуз ҳақи подшоҳ моли ятим.
Адл донад, агар барад ба тамом,
Фазл донад, агар кунад ба ду ним .

* * *

Бузургаш нахонанд аҳли хирад,
Ки номи бузургон ба зиштӣ барад.

Хоҳӣ, ки шоҳ адл кунад, адлпеша бош,
Дар кори худ, ки маъракаи гирудори туст.
Шоҳ ойина аст, ҳар чӣ ҳаме бинӣ андар ӯ,
Партав фиганда қоидаи корубори туст.

* * *

Чу гардад шоҳи олам адлпеша,
Шавад осоиши гаҳ- гаҳ ҳамеша.
Чу нолад бедиле аз синарешӣ,
Бувад яксар зи неши зулмкеше.
Халосиро зи даҳри печ дар печ,
Зи шоҳон адл мебояд, дигар ҳеч.

* * *

Тухми зулми шоҳ нофармонии мардум бувад,
Ҷав чу корӣ, ҳосили он кишта кай гандум бувад.

* * *

Ба адл кӯш, ки чун субҳи он тулӯъ кунад,
Фурӯғи ӯ биравад то ҳазор фарсангӣ.
Заломи зулм чу зоҳир шавад, барояд бар,
Ҷаҳон зи тирагию талхайшию тангӣ.

* * *

Авф аз гуноҳ фазл бувад, интиқом- адл,
З-он то ба ин зи чархи барин то замин раҳ аст.
Кай фазлро гузораду орад ба адл рӯй,
Доно, ки аз тафовути ин ҳар ду огаҳ аст?

* * *

Дар ҷаҳон аҳли фазл наёбанд,
Гӯш бар ҳар фузул натвон кард.

Ҳар кӣ бӯи риё дамад зи лабаш,
Нафасашро қабул натвон кард.

* * *

Э хуш он марди ҳақиқат, ки зи пайғоми салом,
Рӯ битобад ба сӯи моидаи васл равад.
Асл чун рӯй намояд зи паси пардаи фаръ,
Фаръро боз гузорад, ба сари асл равад.

* * *

Эй маи қурби шаҳат бурда зи даст,
З-ин қароба нашуда кас чу ту маст.
Зуд бошад, ки диҳад хуноба,
Соқии чархат аз ин қарроба.
Шоҳ агар ханҷари хунрез шавад,
Баҳри озори касон тез шавад.
Сахтрӯи чун сипар пеш орӣ,
Захм бар бегунаҳаш нагзорӣ.
В-агар ӯ барқи фурӯзон гардад,
В-аз ғазаб оташи сӯзон гардад.
Нояд аз ту ки аз ӯ тоб занӣ,
Балки бар оташи ӯ об занӣ.
Аҳли ҳоҷат чу дари ҷуд зананд,
Дам зи андешаи мақсуд зананд.
Агар ӯ роҳи хасосат сипарад,
Бухлро ақлу қиёсат шумарад.
Ту сӯи ҷуд кунӣ раҳбарияш,
Рӯ ба эҳсону ато оварияш.
В-агар ӯ пушт ба инсоф кунад,
Дар атову карам исроф кунад.
Ту дар инсоф такопӯй кунӣ,
Ба тариқи васаташ рӯй кунӣ.
В-агар ӯ роҳи табиат гардад,
Тарки қонуни шариат гардад.
Боз дорӣ зи табиатравияш,

Ҳодии роҳи шариат шавияш.
В-агар ӯ зоҷири золим нашавад,
Боиси ради мазолим нашавад.
Ту ба он заҷр кунӣ ангезаш,
Созӣ аз баҳри мазолим тезаш.
Ин бувад расму раҳи огаҳӣ,
Шоҳро сурати давлатхоҳӣ.
На ки дар неку бадаш ёр шавӣ,
Дар шару шӯр мададгор шавӣ.
Ҳар чӣ хоҳад дили ӯ он хоҳӣ,
Оламеро зи ситам ҷон коҳӣ.
Зулмро қоидаи шум ниҳӣ,
Бор бар гардани мазлум ниҳӣ.
Дин фурӯшиву диёнат донӣ,
Куфр варзиву кифоят хонӣ…
Хони сад музлима орӣ сӯяш,
То шикам пур кунӣ аз паҳлӯяш.
Ҳамчу рӯбоҳ, ки зи кӯтоҳназарӣ,
Аз чарогоҳ ба сад ҳилагарӣ.
Говро дар назари шер барад,
То зи пасмондаи ӯ сер х(в)арад…
Пеш аз ин низ салотин буданд,
Ки ҳама соҳиби тамкин буданд.
Будашон коргузорон дар пеш,
Ҳама покизадилу некандеш…
Баргирифта зи миён баҳраи хеш,
Карда миръоти сафо чеҳраи хеш.
Гашта аз оқибати кор огаҳ,
Ғамхӯри халқу насиҳатгари шоҳ.
Чун яке нуқта ба шоҳе гуфтӣ,
Шоҳ аз он нуқта чу гул бишкуфтӣ.
Дил зи олоиши ғафлат шустӣ,
З-он қибал нуқтаи дигар ҷустӣ…

* * *

Фалак дар хеш печонд аждаҳоест,
Паи озори мо зӯрозмоест.

Гирифторем дар печу хами ӯ,
Раҳидан чун тавонем аз дами ӯ?!
Набинӣ, кас, к-аз ӯ захме нах(а)арда,
Зи сад касс бар яке раҳме накарда.
Зи зулмаш ҳеҷ кас солим нача̣стаст,
Кадомин сина, к-он золим нахастаст?!
Ба ҳар ахтар, к-аз ӯ равшан чароғест,
Ниҳода бар дили озода доғест
Ҳазорон доғ ҳасту марҳаме не,
В-аз ин бемаҳрамӣ ҳеҷааш ғаме не.
Бувад пайдо дар ӯ шабҳои дайҷур,
Ҳазорон равзан андар олами нур.
Чӣ ҳосил з-он, чу нуре дарнаяфтад,
Ба хотирҳо сурури дарнаяфтад.
Чу шерон рӯз дурр аст аз дурангӣ,
Вале бо мо кунад шабҳо палангӣ.
Ба ҷуз озор моро з-ӯ чӣ ранг аст,
Ки бо мо рӯз шуру шаб паланг аст.
Сазад, к-аз айши танги худ бинолем,
Ки бо шеру паланг андар ҷуволем.
Туро бо ҳар кӣ рӯ дар ошноист,
Қарори корат охир дар ҷудоист.
Басе гардиш намуд ин сабзторум,
Басе тобиш маҳу хуршеду анҷум.
Ки бо ҳам табоеъ ром гаштанд,
Шикори мурғи ҷонро дом гаштанд.
Ҳанӯз ин мурғи нофаррухсаранҷом,
Начида донаи коме аз ин дом.
Табоеъ бигсиланд аз якдигар банд,
Кунад ҳар як ба асли хеш пайванд.
Бимонад мурғдур аз ошёна,
Дили пурхун зи факди обу дона.
Бубин даври сипеҳру меҳри гармаш,
Ки ҳеҷ аз кингузорӣ нест шармаш,
Ба меҳраш дил кассе чун субҳ кам баст,
Ки дар хун чун шафақ дар шом биншаст.
Зи сӯзаш кас даме беғам наяфтод,

К-аз он дар умрҳо мотам наяфтод.
Ба бӯстон пой неҳ вақти баҳорон,
Тамошо кун ба гирди ҷӯйборон.
Чаро кардаст ғунча пираҳан чок?
Ба хорӣ сабза чун афтода бар хок?
Чаро дарроаи гул пора-пораст,
Даҳон пуршӯълаву лаб пуршарораст?
Кӣ афканда зи по сарви равонро?
Кӣ карда ғарқ дар хун арғувонро?
Чаро сунбул парешон асту дар ҳам,
Чаро бар чашми наргис з-ашк шабнам?
Бунафша дар кабудӣ сӯгворест,
Ба хун оғушта лола доғдорест?
Санавбар бод иле гашта ба сад шоҳ,
Тане аз теғи хур сӯрох-сӯрох.
Зи гул пурдоғпушту рӯи гулбун,
Суман дар кандани рух тезнохун?
Дарахтон аз сабо дар рақси андӯҳ,
Ғами ҷонкоҳи мурғон кӯҳ бар кӯҳ.
Бувад ку-кузанон қумрӣ ба ҳар сӯ,
Ки яъне дар ҷаҳон осудагӣ ку?
Ҳазорон бо ҳазорон нағмаи дард,
Ки хуш он, к-ӯ ғами он боғ кам х(в)ард.
Мутаввақ фохта гардан ба чанбар,
К-аз ин чанбар касе н-орад бурун сар.
Ҷаҳонро дидаву фасли баҳораш,
Бубину аз хазон гир эътибораш.
Бубин дамсардии боди хазонро,
Бубин рухзардии барги разонро.
Дами сарди вай аз дарди фироқ аст,
Ки ёр аз ёру ҷуфт аз ҷуфт тоқ аст.
Рухи ин зард аз андӯҳи дурист,
Ки дурӣ баъди наздикӣ зарурист.
Бирафта обу ранг аз шоҳиди боғ,
Сияҳпӯш омада дар мотамаш зоғ.
Намуда ур ҳар шохе ба боғе,
Думи товусро пои кулоғе.

Зи сар чодар фитода настарангро,
Зи хайма рафта пӯшиш норванро.
Анор, он тоҷи торак норубунро,
Ки мебахшад навӣ боғи куҳанро.
Дарунашро чу вақти ханда бинӣ,
Ба сад паркола хун оганда бинӣ.
Ба он хубони бӯстонро шамома,
Зи раънӣ муасфир карда ҷома.
Нишаста бар рухи зардаш ғуборест,
Ҳамоно монда дурр аз рӯи ёрест.
Зи рӯсахтии ях дар об манҳал,
Шуда бод аз зиреҳсозӣ муаттал.
Чанор ар даст бурда бардавидӣ,
Ба боғ овозаи сармо шунидӣ.
Накардӣ дасти худро то ба акнун,
Зи бим аз остини шох берун.
Баҳор он аст оламро, хазон ин,
Аз ин ҳаст он ғамафзотар в-азон ин.
Дар ин ғамхона чун беғам зияд кас,
Дили пажмурда чун хуррам зияд кас.
Ба гетӣ дар нишони хуррамӣ нест,
Ваг ар бошад, насиби одамӣ нест.
Набошад сар пур аз нози ҳабибӣ,
Насиби одамӣ ҷуз бенасибӣ.
Дил аз андешаи шодӣ тиҳӣ кун,
Димоғ аз фикри озодӣ тиҳӣ кун.
Ба доғи номуродӣ шод мебош,
Ба ғули бандагӣ озод мебош.
Зи ҳар чизе, ки афтад дилписандат,
Кунад хотир ба меҳри хеш бандат.
Ба сад ҳасрат буридан хоҳӣ, охир,
Ғами ҳаҷраш кашидан хоҳӣ, охир.
Кушо дастеву аз по банд бигсил,
В-аз ин беҳосилон пайванд бигсил.
В-агар ту нагсили он кас, ки бастаст,
Паи бигсастанаш бикшодадастаст.
Ту хуфта ғофилу ӯ истода,

Якояк меситонад он чи дода.
Даровард аз дуруштӣ по ба сангат,
Ба майдони равоӣ сохт лангат.
Асо гирӣ ба каф гоҳи равоӣ,
Ки лангеро ба раҳворӣ намоӣ.
Чу саросар тоза шохеро зи бун канд,
Ба чӯби хушк натвон кард пайванд.
Ба зӯрат панҷаи тоқат забун кард,
Зи дастат нақди гироӣ бурун кард.
Барӣ дасте сӯи ҳар кор пайваст,
Вале корет барменояд аз даст.
Чу рафт аз даст берун зӯри панҷа,
Макун худро ба зӯри панҷа ранҷа.
Зи чашмат бурд нақди рӯшноӣ,
Ту аз бебинишӣ сурма чӣ соӣ?
Чу дар биниш туро ин аст сират,
Макаш сурма магар ҷазми басират.
Яке чашмонт дар кӯриву тангӣ,
Чӣ созӣ чор аз чашми фарангӣ.
Зи симин син, ки миматро ҷале буд,
Чу лаб иқди шумораш лому бе буд.
Дар он иқдат чунон касре фитода,
Ки касро нест з-он касре зиёда.
Зи нодонӣ гаҳи нутқу хамӯшӣ,
Кунӣ онро зи лабҳо пардапӯшӣ.
Бад-ин оин зи бас сахтиву сустӣ,
Фитода сад шикастат дар дурустӣ.
Ту бинӣ ҳар шикастеро зи ҷое,
Ба ҳар ҷо пеш гирӣ моҷарое.
Ба ҳарҷ аз тан шавад, кам ё зи ҷонат,
Ба асбоби ҷаҳон афтад гумонат.
Зи табъат ҳаргиз ин маънӣ надодаст,
Ки он касс мебарад онро, ки додаст.
Ҷаҳонро кардаӣ бар хештан танг,
Надорӣ дар ҷаҳон дигар оҳанг.
Наӣ воқиф, ки дигар оламе ҳаст,
К-аз он ҷо хост, гар бешу каме ҳаст.

Аз он тарсам, ки чун марг оядат пеш,
Наёрӣ кандан аз олам дили хеш.
Дилу ҷоне пур аз сад гунна васвос,
Равӣ берун зи олам нокасулрос.
Шавад чархат зи ҷоми марг соқӣ,
Ҳанӯзат майли ин вайрона боқӣ.
Шунидастам, ки Ҷолинус к-аз дил,
Назад нуреш сар дар олами гил.
Чунин гуфтаст чун ҷонаш расида,
Ба лаб, к-эй кошки пеши ту дида.
Зи фарҷи астарам як фарҷа будӣ,
Ки олам з-он пас аз маргам намудӣ.
Кушоди дил набудаш чун муяссар,
Фараҷро фарҷа ҷуст аз фарҷи астар.
Раҳе бикшо дар ин кохии дилафрӯз,
Ки нузҳатгоҳи фардо бинӣ имрӯз.
Наёяд дар дилат ҳаргиз, ки гоҳе,
Кунӣ дар ҳоли ин олам нигоҳе.
Адими хок кафше пофишор аст,
Дар ӯ сад кӯҳи сахтӣ регвор аст.
Беҳ он, к-ин кафшро ас по фишонӣ,
В-агар не хаста по дар раҳ бимонӣ.
Барафкан пардаи афлок аз пеш,
Мабош аз пардагӣ маҳрум аз ин беш.
Бурун аз парда номаҳдуд нурест,
К-аз он ҳар ламъа хуршеди сурурест.
Дар он ламъа зи ҳар умед гумм шав,
Ба сони зарраи хуршед гумм шав.
Чу гумм гаштӣ, дар ӯ ёбӣ раҳоӣ,
Зи дарди фурқату доғи ҷудоӣ.

* * *

Шунидам, ки дар аҳди Нӯшервон,
Ки гетӣ чу тан буду адлаш равон.
Чунон адл дар мағзи ҷонҳо нишаст,
Ки ҳангомаи золимон баршикаст.
Фақире дар он арса ҷое надошт,

Сазои нишастан сарое надошт.
Барои иморат замоне харид,
Ки дар канданаш ганҷе омад падид.
Каландаш шуд андар кафи ранҷбар,
Ба сурат калиди дари ганҷи зар.
Равонӣ ба сӯи фурӯшанда рафт,
Паи ради он ганҷ кӯшанда рафт.
Бигуфт: «Он заминро чу бишкофтам,
Пур аз симу зар махзане ёфтам.дуруст,
Биё, ганҷи худро пазиранда шав,
Зи симу зараш баҳрагиранда шав.
Бигуфто: «Ман онро чу бифрӯхтам,
Зи симу зараш киса афрӯхтам.
Тасарруф дар он нест аз ман дуруст,
Дар ӯ ҳар чӣ ёбӣ, ҳама ҳаққи туст».
На боеъ гирифт ону не муштарӣ,
Ба довар расонданд ин доварӣ.
Бипурсид аз эшон, ки эй бихрадон,
Ба лашкаргаҳи адл испаҳбадон.
Худо ҳеҷ фарзандатон додаст,
Ва ё лавҳ аз ин нақшатон содааст?
Чке гуфт: «Дорам бале духтаре,
Зи ҳоли писар зад нафас дигаре.
Ба ҳам ҳардуро баст ақди никоҳ,
В-аз он ганҷашон кард хӯрдан мубоҳ.
Ки фарзанд аз он чун шавад баҳравар,
Расад роҳати он ба ҷони падар.
Гар он қисса будӣ дар он рӯзгор,
Баровардӣ аз ганҷи ҳар як димор.
Шудӣ боеъу муштарӣ дар сараш,
Бибурдӣ ба унф аз миён довараш.
Биё, соқиё, дардеҳ он ҷоми адл,
Ки фирӯзӣ омад саранҷоми адл.
Бикаш бозуи мукнат аз ҷаври давр,
Ки чандон бақо нест дар даври ҷавр.
Биё, мутрибо пардаи мӯътадил,
Ки ороми ҷон бахшаду унси дил.

Бизан, то ошуфтаҳолӣ раҳем,
Зи ташвиши беэътидолӣ раҳем!

* * *

Садои хуш аст ин куҳан токро,
Ки адласт маъмурӣ офоқро.
Зи ад ласт ин гӯи гардон ба пой,
Зи ад ласт ин тангмайдон ба ҷой.
Агар адл набвад, намонад ҷаҳон,
Ба ҳам дарравад ошкору ниҳон.
Ҳар он дил, ки аз адл ҷон парварад,
Куҷо рӯ ба зулмоту зулм оварад.
Битарсад зи зулм он кӣ солимҳуш аст,
Ки нафрини мазлум золимкуш аст.

* * *

Маҷнун чу ба ҳукми он дилафрӯз,
Маҳрум шуд аз зиёрати рӯз.
То рӯзи ғамаш ба шаб расидӣ,
Сад раҳ ҷонаш ба лаб расидӣ.
Шабҳо ба либоси шабравона,
Гаштӣ ба раҳи талаб равона.
Манзил ба диёри ёр кардӣ,
В-он ҷо ҳама шаб қарор кардӣ.
Ҳар гоҳ ки ёфтӣ маҷоле,
Лаб бикшодӣ ба ҳасби ҳоле.
Гуфтӣ зи фироқи рӯз бо ӯ,
Сад қиссаи синасӯз бо ӯ.
Ҳарчанд зи ҳаҷр ғуссакаш буд,
Бо ин такпӯй низ х(в)аш буд.
Як шаб ба ҳам он ду покдомон,
Дар кишвари ишқ некномон.
Буданд нишаста ҳар ду танҳо,
Андохта дар миён суханҳо.

Аз мурдадилони ҳай ҷавоне,
Аз шеваи ишқ бадгумоне.
Бигзашт ба он шикастаҳолон,
Бо ҳам зи даруни хаста нолон.
Бар сӯҳбати тангашон ҳасад бурд,
В-андар ҳақашон гумони бад бурд.
Оре, некӣ зи бад наёяд,
Ҳар ҳомила ҷинси хеш зояд.
Чизе, ки бувад зи сирка ё май,
Дар кӯза ҳамон таровад аз вай.
Алқисса, зи чашмасори Лайлӣ,
Як қатра, ки дид, сохт сайле.
Шуд рӯзи дигар ба хилвати роз,
Пеши падараш фасонапардоз.
Дар хирмани хушкаш оташ афрӯхт,
З-он шӯъла нахуст хирманаш сӯхт.
Омад сӯи Лайлӣ оташафган,
В-он рози шабона сахт равшан.
Баҳри адабаш кушод панҷа,
Гулро ба тапонча сохт ранҷа.
Чун нилуфар зи захми силӣ,
Кардаш рухи лоларанг нилӣ.
Аз зарбати чӯби тар ба аъзош,
Гул хост зи чӯби гулбуносош.
Ҳар дам мегуфт: «Тавба,-Лайлӣ,
Аз ҳар чӣ, на ишқи Қайс» яъне.
Ҳар дам мекард нолаи зор,
Лекин на зи лат, зи фурқати ёр.
Ҳар дам мерехт аз мижа хун,
Лекин зи фироқи рӯи Маҷнун.
Баъд аз ҳама ёд кард савганд,
Аввал ба ҷалоли он худованд.
К-аз ҳайбати ӯст чархи афлок,
Оварда рухи ниёз дар хок.
В-он гаҳ ба лавоеҳи камолаш,
Ломеъ зи бадоеъи ҷамолаш.

В-он гаҳ ба муқаррабони даргоҳ,
З-асрори сифоту зоташ огоҳ.
К-аз ҷуръати Қайс аз ин ғамобод,
Хоҳам ба халифа бурд фарёд.
Ӯ кист, ки гоҳ субҳу гоҳ шом,
Дар тавфи ҳарими манн занад гом?!
Сад гом ниҳад зи ҳилаву қайд,
То турфа ғизоли манн кунад сайд?
Гард од халифа доди манн х(в)аш,
В-ар не, бандам мани ситакаш.
Дар раҳгузари вай аз ситеза,
Маҳкам банде зи теғу найза.
Ё пой бурун ниҳад аз ин роҳ,
Ё даст кунад зи умр кутоҳ.
Маҷнун чу аз ин ҳадиси ҷонсӯз,
Огоҳӣ ёфт, ҳам дар он рӯз.
Шуд арсаи даҳр танг бар вай,
Заз ғуссаи ҳаҷр чанг дар вай.
Гашт аз такупӯй пои ӯ суст,
В-аз ҳарфи умед лавҳи дил шуст.
Биншасту кашид по бп домон,
Аз рафтани ошкори пинҳон.
Не аз ғами хеш, аз ғами ёр,
К-аз ҷаври падар набинад озор.

* * *

Шоҳ чун донист қадрашро шариф,
Сохташ дар хилвати суҳбат ҳариф.
Ҷуз ба тадбираш нарафтӣ ним гом,
Ҷуз ба талқинаш наҷустӣ ҳеҷ ком

* * *

Шоҳ чун набвад ба нафси худ ҳаким,
Ё ҳакиме набвадаш ёру надим.

Қасри мулкашро бувад бунёд суст,
Кам фитад қонуни мулки ӯ дуруст.
Нуктае хуш гуфтааст он дурбин,
Адл дорад мулкро қоим, на дин.
Куфркеше, к-ӯ ба адл ояд фареҳ,
Мулкро аз золими динбор беҳ.

## ФАСЛИ СЕЗДАҲУМ

## ДАР БОБИ БУХЛУ ҲАСАД, ПУШАЙМОНӢВА КИН

Бухл нахлест нӯши он ҳама неш,
Ҷигари хастатон зи нӯшаш реш.

* * *

Эй басо ростбин, ки шуд мабдал,
Аз ҳасад ҳисси ӯву шуд аҳвал.
Он ки аҳвал бувад зи аввали кор,
Чун шавад ҳолаш аз ҳасад, ҳуш дор!

* * *

Сӯи хеш гӯ бухлро раҳ мадеҳ,
Ки дасти кушодааст аз баста беҳ!

* * *

Аз ҳасад дидаи хирад шуд кӯр
В-аз рамад дидаи ҳасад бенур.

* * *

Накашад аз шари шарар ҳезум-
Он зарар, к-аз ҳасад кашад мардум,

* * *

Ҷони ҳосид зи доғи ғам фарсуд
В-аз ғам осуда хотири маҳсуд.

* * *

Офати дидаи ҳасад рамад аст,
Рамади дидаи хирад ҳасад аст.

Ҳосид зи миёна дур бодо
В-аз захми замона кӯр бодо!

* * *

Он кас, ки ба ҳосидон ниҳад гӯш,
Оини вафо кунад фаромӯш.
Ҳосид бубарад зи ҷони ширин,
Ширинии дӯстони дерин.

* * *

Ба ҳиял бар дари бахил марав,
Ба азизии ӯ залил машав!

* * *

Бухл нахлест дахли он ҳама хор,
Хори он ҷони хастагон озор.

* * *

То кай ҳадафи новаки кин хоҳам буд,
В-аз дури ту бедилу дин хоҳам буд?
Бар рӯи замин пеши туам рӯ ба замин,
Дар зери замин низ чунин хоҳам буд.

* * *

Чун шавад ба ту ёр ҷангандеш,
Ҷуз ҷудоӣ магир бо ӯ беш.
Ҷид макун дар хусумати бисёр,
Андаке рӯи оштӣ бигзор.

* * *

Неши каждум на аз паи кин аст,
Муқтазои табиаташ ин аст.

## ФАСЛИ ЧОРДАҲУМ

## ДАР БОБИ САБРУ ҚАНОАТ ВАПАРҲЕЗКОРӢ

Нашавад най ба ҷуз аз сабр шакар,
Нашавад санг ба ҷуз сабр гуҳар.

* * *

Ба сабр аз дона ояд хӯша берун,
Зи хӯша раҳравонро тӯша берун.

* * *

Ба сабр андар садаф борон шавад дур.
Ба сабр аз лаълу гавҳар кон шавад пур.

* * *

Сабурӣ меваи уммедат орад,
Сабурӣ давлати ҷовидат орад.

* * *

Сабурӣ мояи фирӯзӣ омад,
Қавитар пояи беҳрӯзӣ омад.

* * *

Ҳар кӣ нон аз амали хеш х(в)арад,
Миннат аз Ҳотами Той набарад.

* * *

Намонад Ҳотами Той, валекин то абад,
Бимонад номи баландаш ба некӣ машҳур.

Ҳар кӣ мақсудаш дар карам он аст,
Ки барорад ба олам овоза.
Бошад аз мисри ҷӯду шаҳри карам
Хонаи ӯ беруни дарвоза!

* * *

Он шунидастӣ, ки турке васфи ҷаннат чун шунид,
Гуфт бо воиз, ки он ҷо ғорату тороҷ ҳаст?
Гуфт: «Не». Гуфто: «Батар бошад зи дӯзах он биҳишт,
К-андар ӯ кӯтаҳ бувад аз ғорату тороҷ даст!»

* * *

Чун нони хушк ниҳад пеши хеш нодоре,
Ки руҳро диҳад аз хони фикр парварише.
Ба нонхуриш чу шавад табъаш он замон моил,
Чу зикри офияташ нест ҳеҷ нонхурише.
Гар дарояд тавонгаре бо ту,
Баҳри рӯзӣ бад-ӯ макун пайванд.
Мумсикеро кафили худ машмор,
Мудбиреро худои худ мапсанд.

* * *

Ҷамъ аст хайрҳо ҳама дар хонаеву нест,
Он хонаро калид ба ғайр аз фурӯтанӣ.
Шарҳо бад-ин қиёс ба як хона аст ҷамъ,
В-онро калид нест ба ҷуз моию манӣ.
Хон эҳтиёт кун, ки налағжи зи роҳи хайр,
Худро ба маърази хатари шар наяфганӣ!

* * *

Он беҳ, ки зи асбоби мараз парҳезӣ,
В-аз нанги табибони дағал бигрезӣ.
Ногашта тиҳӣ меъда, ба хон наншинӣ,
З-он пеш, ки меъда пур кунӣ, бархезӣ.

Бихур чандон, ки нанҳад хонаи тан,
Зи бешию камӣ рӯ дар харобӣ.
Агар дорандаӣ, ҳар гоҳ хоҳӣ,
В-агар нодор, ҳар гоҳе, ки ёбӣ.

* * *

Бигуфто, ки ҳарҷой шаҳру деҳ аст,
Яке сифла бар халқ фармондеҳ аст.
Қаноат намудан ба нокому ком,
Бад-ин ногувор обу нохуштаъом.
Аз он беҳ, ки баҳри шикам бихраде,
Бувад зери фармони ҳамчун х(в)-аде.

* * *

Хӯи худро зи рӯза тира макун,
К-аз ҳама ҳилму бурдборӣ беҳ.
Чун шавад рӯза мояи озор,
Рӯзахорӣ зи рӯзадорӣ беҳ.

* * *

Ҳар чӣ ёбӣ ба хона аз тару хушк,
Беҳ к-аз он то ҳади шабаъ бихурӣ.
То таоми касон ҳавас накунӣ,
В-аз атои хасон тамаъ бибурӣ».

* * *

Ҳар ки гӯяд хону нони ман, бикаш
Пои хеш аз хону даст аз нони ӯ.
Тиррае, к-аз бӯстони худ хурӣ,
Хуштар  аст аз барраи бирёни ӯ.

Сим бар зархарида танг магир,
То бад-он нафси ӯ биёромад.
Тан ба итлофи мол аз ӯ дардеҳ,
То ба атлофи ҷон наянҷомад.

* * *

Гарчи рӯзӣ аз кафи хоҷа-ст, рӯзидеҳ худост,
Бар сари рӯзихурон хуш нест, З-ӯ миннатниҳӣ.
Нест ӯ ҷуз косаву кафлез деги ризқро,
Беҳ, ки бошад косаву кафлез аз миннат тиҳӣ.

* * *

Чун ба меҳмонсарои хеш ниҳад,
Хоҷа хон аз барои дарвешон.
Тифли роҳ аст, агар намедонад,
Хештанро туфайлии эшон.

* * *

Нафси сагро аз як-ду луқмаи нон,
Бар саги нафс ҳар кӣ кард исор,
Гар бувад банда, филмасал шояд,
Хоҷагонро ба бандагиш иқрор.

* * *

Кафи соҳибкарам чун бедирам монд,
Зи нодорӣ шумар, гар дар бибандад.
Вале дар бастани мудхил чунон аст,
Ки ҳамёни дирамро сар бубандад!

* * *

Чун гадое, ки ними нон дорад,
Ба тамомӣ диҳад зи хонаи хеш.
Бештар з-он бувад, ки шоҳи ҷаҳон
Бидиҳад ниме аз хазонаи хеш.

Кист аҳли карам?- Он кас, ки чу соил ба дараш,
Оваред он қадар уммед, ки дар дил ғунҷад.
Бикушояд кафи эҳсону бибахшад чандон,
Ки на дар ҳавсалаи ҳиммати соил ғунҷад.

* * *

Гар сафеҳе ба ҳукми нафсу ҳаво,
На ба вафқи хирад кунад коре.
Бар ту нафсу ҳаво ғолиб нест,
Ҷуз ба роҳи хирад марав боре.

* * *

Кист донӣ карим?- он, ки зи банд,
Нест огаҳ хазонаи дирамаш.
Ҳар чӣ ояд бад-ӯ, чӣ ҷидду чӣ ҳазл,
Ҳама гардад баҳонаи карамаш.

* * *

Хоҷа бар моли худ он гуна раҳим асту шафиқ,
Ки ба чашми шафақат менигарад бар ҳама чиз.
Гар фитад дар бираву меши вай андак хатаре,
Ба фидошон бидиҳад модару фарзанди азиз.

* * *

Филмасал гар хоҷа нону барраи бирён ниҳад,
Пеши ту бар хон, агар рӯзе шавӣ меҳмони ӯ.
Гар кунӣ сад рахна дар дандонаш аз санги ситам,
Беҳ, ки аз дандонат афтад рахнае дар нони ӯ.
Гар хӯрад аз дасти ту сад захм бар паҳлӯву пушт,
Беҳ, ки пур созӣ тиҳигоҳи худ аз бирёни ӯ.

* * *

Он шунидастӣ, ки турке васфи ҷаннат чун шунид,
Гуфт бо воиз, ки он ҷо ғорату тороҷ ҳаст?

Гуфт? «Не». Гуфто? «Батар бошад зи дӯзах он биҳишт,
К-андар ӯ кӯтаҳ бувад аз ғорату тороҷ даст.

* * *

Лаим агар ба як шутур бахшадат ато, маситон!
Ки ин зи одати аҳли карам бурун бошад.
Қалодае, ки зи миннат ба гарданаш бандад,
Ҳазор бор зи бори шутур фузун бошад.

* * *

Гар шӯру шаре ҳаст-ҳарисони ҷаҳонрост,
Хуррам дили қонеъ, ки зи ҳар шӯру шарам.
Дар иззи қаноат ҳама равҳ омаду роҳат,
Дар ҳирс фузунист, агар дарди саре ҳаст.

* * *

Аз сифла нили макрамат уммед доштан,
Киштӣ ба мавҷи луҷҷаи ҳирмон фигандан аст.
Пеши адӯ забун шудан аз майли чоҳу мол,
Худро ба вартаи хатари ҷон фигандан аст.

* * *

Гар аз лаим битарсад карим, нест аҷаб,
Зи хубси нафс, на аз пашму устухон, тарсад.
Касе, ки по ниҳад дар миёни хокистар,
Муқаррар аст, ки аз оташи ниҳон тарсад.

* * *

Хоҳӣ, ки шавӣ ҳалолрӯзӣ,
Ҳамхона макунаёли бисёр.
Донӣ, ки дар ин сарочаи танг,
Ҳосил нашавад ҳалоли бисёр.

Моҳие дид дар миёни об,
Ҳамчун оби равон ба шитоб.
Ё чу макрозе аз сабикаи сим,
Атласи сатҳи об аз ӯ ба ду ним.
Ё чу эмин ҳилоле аз каму кост,
Мутамоил ба ҷунбиш аз чапу рост.

* * *

Дар ҳар диле, ки иззи қаноат ниҳад пой,
Аз ҳар чӣ буд ҳирсу таъмаро, бибаст даст.
Ҳар ҷо, ки арз кард қаноат матои хеш,
Бозори ҳирсу маъракаи азро шикаст.

* * *

Эй камар баста ба сад ҳирс чу мӯр,
Вои ту гар барӣ ин ҳирс ба гӯр.
Хирмани ҳастии ту шуд ҷав-ҷав,
Бахри дона ту чунин дар таку дав.
Чун шавад ҳеҷ надонам ҳолат,
Даври гардун чун кунад помолат.
Дар каминхонаи даврони дуранг,
Захм зад дар дили ту кибри паланг.
Хирс дар ҷони ту мӯраст ба гӯш,
То ба захмаш нарасад офати мӯш.
Гард у олам забару зер шавад,
Дидаи ҳирс куҷо сер шавад...
Чанд дар оз шавӣ умргусил,
Чист з-ин умри дарозат ҳосил?
Дилат аз оз бипардоз, ки ҳаст,
Моҳӣ аз оз гирифтор ба шаст.
Хотир аз оз тиҳӣ кун, ки мудом,
Мурғро оз кунад бастаи дом…
Гулхани ҳирс бувад тираву танг,
Кун ба гулзори қаноат оҳанг.
Гул, ки аз хоки қаноат хезад,

Нофа дар нофи раёҳин безад…
Кам, ки наздик ба корат созад,
Беҳ зи бисёр, ки дурр андозад.
Қонеъ аз ранҷи талаб осудаст,
Томеъ андар тамаъи беҳудаст…
Дар қаноат, ки туро дастрас аст,
Гар ҳамин иззати нафсаст, бас аст.
Гар инон сӯи қаноат тобӣ,
Зиндагонии хуш он дам ёбӣ.
Ҳаст зери фалаки гарданда,
Қонеъ озодаву томеъ банда.
Нест ҷуз қоидаи бехирадӣ,
Аз тамаъ бандагии ҳамчу худӣ.

* * *

Мешуд он хостагии шоҳ ба дашт,
Бар канори таразоре бигузашт.
Таракоре зи қазо бар лаби ҷӯй,
Буд з-олудагии гил тарашӯй.
З-он тара ҳар чӣ ҳаме монд дар об,
Тӯъма месохт ҳакиме ба шитоб.
Хосагӣ гуфт бад-ӯ, к-эй сарамард,
Кас надидам, ки бад-инсон тара х(в)ард.
Тараи ту, ки на нон дида на дӯғ,
Надиҳад кори туро ҳеҷ фурӯғ.
Гар чу мо хидматии шоҳ шавӣ,
Соҳиби мартабаву ҷоҳ шавӣ.
Дастаи тара, ки бар хон будат,
Паҳлуи барраи бирён будат.
Луқмаи барра, ки бо тарра хӯрӣ,
Беҳ зи ҳар тарра, ки бе барра хӯрӣ.
Гуфт бо хосагӣ он марди ҳаким,
К-эй зи чоҳ омада дар чоҳ муқим.
Гар чу мо роҳи қаноат сипарӣ,
Ба ҳарамгоҳи қаноат гузарӣ.
Бошад аз хони ҷаҳон тарра басат,

Хӯрдани барра наяфтад ҳавасат.
Камари хидмати шоҳат чу каманд,
Нафканад гардани иқбол ба банд.
Шоҳ аз хилъати шоҳӣ берун,
Нест ҷуз чун ту яке марди забун.
Пеши шамшер сарафканда шавӣ,
Беҳ, ки пеши чу худӣ банда шавӣ.
Дар диёре, ки зи фақр ободист,
Бандагӣ хоки раҳи озодист.

* * *

Эй, ки баҳри шикамат гардани оз,
Сӯи коса чу сурохист дароз.
Чун хуми бода ҳамин дорӣ ком,
Ки кунӣ пур шиками худ зи ҳаром.
Дар намозат чӣ шуд ар пушт хам аст,
Чун туро қиблаи ҳиммат шикам аст.
Чун ба комат зи вараъ нест маза,
Луқмаро на  маза пурсӣ, на база.
Ҳар чиро бар суфраву хони ту ниҳанд,
Ҳар чӣ дар кому даҳони ту ниҳанд.
Бихӯрӣ хоҳ қадал, хоҳ сафӣ,
Гову хар нест бад-ин хушалафӣ.
Мурғ бояд, ки мусамман бошад,
Саҳн аз ӯ чашмаи равған бошад.
Ҳеҷ ғам нест, гараш ғазбкунон,
Шаҳнаи деҳ барад аз бевазанон.
Мева бояд, ки бувад тозаву тар,
Чошнидор чу ҷуллоби шакар.
Ҳеҷ ғам нест агар дузди лаим,
Афканад рахна ба бӯстони ятим.
Луқма тухмаст дар обу гили ту,
Накунад ҷуз ту худӣ ҳосили ту.
Дона резӣ, ба каф ояд хирман,
Хор корӣ бидаронад доман.
Луқмаи хушк ҳалолат дар ком,
Луқмаи чарб чӣ хоҳӣ ба ҳаром.

Буз, ки лоғар буваду саг фарбеҳ,
Ҳаст аз он фарбеҳат он лоғар беҳ.
Дастранҷи ту ҳалол асту туро,
Ғайри он ранҷу вубол аст туро.
Нони худ бо тараву дӯғ занӣ,
Беҳ, ки аз хони шаҳ орӯғ занӣ.
Нест мумтоз ҳаромат зи ҳалол,
Сели тираст туро обу зулол.
Далқу дарроа ҳаме орой,
Атри тазвир бар он месоӣ.
Субҳа аз шона ҳаме пайвандӣ,

* * *

Икди талбис бар он мебандӣ.
Мекашӣ хирқаи пашмина ба дӯш,
Мекунӣ гӯшаи фаш дар буни гӯш.
Бошад инҳо ҳама даъвӣ, яъне
Сӯфии вақтаму соҳибмаъни.
То фитад содадиле дар домат,
Тӯъмаи чошт диҳад ё шомат,
Чун ба дил афтадат аз шаҳр гиреҳ,
Бо гурӯҳе равӣ аз шаҳр ба деҳ.
Ки фалон ҳаст зи некӯкешон,
Мухлису мӯътақиди дарвешон.
Зери сад бор вай аз нодорӣ,
Ту зи идбор шавӣ сарборӣ.
Кунад аз муфлисӣ он бемоя,
Рахти хона гарави ҳамсоя.
Баҳри ту суфраву хон ороя́д,
Шарбату мева бар он афзояд.
Ту ҳам аз дину хирад ҳар ду барӣ,
Бинишиниву ба шаҳват бих(в)арӣ.
Туф бар ин сурату сират, ки туроst,
Туф бар ин ақлу басират, ки туроst!
Ин на суфигариву дарвешист,
Номусулмониву кофиркешист.
Нафсро ҳалқаи ҳалқум бурӣ,

Беҳ, ки ин зиққаи хаққум хурӣ.
Дуздиву роҳзанӣ беҳтар аз ин,
Кафан аз мурда канӣ беҳтар аз ин.
Чанд рӯзе ками бедардон гир,
Паи пирону ҷавонмардон гир.
Бин, ки мардон чӣ риёзат бурданд,
То дар ин марҳила пой афшурданд.
Хотир аз васваса софӣ карданд,
Дар вараъ мӯйшикофӣ карданд.
Кам шудӣ бар дилашон ҳирсу тамаъ,
Парда аз дидани асрори вараъ.
Агар аз шубҳа халидӣ хоре,
По кашидандӣ аз он гулзоре…
Мардуми чашми ҷахон он нафаранд,
Ки ба нафрат сӯи сарват нигаранд.
Сидқкӯшону вараъкешонанд,
Хасми ҳирсу тамаъандешонанд.
Чашми ҷон бар асари эшон дор,
Гӯшу дил бар хабари эшон дор.

* * *

Ҷомӣ ин пардасарои то чанд,
Чун ҷарас ҳарзадарои то чанд.
Чанд беҳуда кунӣ хушнафасӣ,
Ҳеҷ нагрифт дилат аз ҷарасӣ?
Соз бишкаст, чӣ афғон аст ин,
Тор бугсаст, чӣ достон аст ин?
Номаи умр ба тавқеъ расид,
Назми аҳвол ба ба тақтеъ кашид.
Танг шуд қофияи умри шариф,
Дам ба дам мешавадаш марг радиф.
Сар ба ҷайби ҳама шаб қофияҷӯй,
Танат аз маънии борик чу мӯй.
Гаҳ шавӣ сӯи мақосид қосид,
Бошӣ онро ба қасоид соид.

Мадҳи арбоби манусиб гӯӣ,
Фатҳи абвоби матолиб ҷӯӣ.
Гаҳ паи содадиле созӣ ҷо,
Бар сари лавҳи баён ҳарфи ҳиҷо.
Гаҳ кунӣ майли ғазалпардозӣ,
Ишқ бо турфа ғизолон бозӣ.
Гаҳ паи маснавӣ орӣ зевар,
Бар яке вазн ҳазорон гавҳар.
Гаҳ зи тарҷеъ шавӣ бандкушой,
Ақлу динро фиканӣ банд ба пой.
Гоҳе аз банди дили ғамхора,
Созӣ аз назми рубоӣ чора.
Гоҳ аз ҳамдамӣ аз табъи баланд,
Қитъа-китъа зи ҷавоҳир пайванд.
Гаҳ ба як байт зи ғам фард шавӣ,
Марҳами синаи пурдард шавӣ.
Гаҳ кунӣ гумм ба муаммо номе,
Хоҳӣ аз гумшуданоме коме.
Гоҳ аз марсия мотам дорӣ,
В-аз мижа хуни дамодам борӣ.
Ки фалон миру фалон шоҳ бимурд,
Мулку мерос ба бадхоҳ супурд.
Беҳ, ки дорӣ чу ниҳоятнигарон,
Мотами хеш ба марги дигарон.
Бин, ки чун исми аҷалро қавсӣ,
Кард гардун зи паи Фирдавсӣ.
Бод иле шақшуда чун хонаи хеш,
Монда сар зер зи «Шоҳнома»-и хеш.
Нозими Ганҷа Низомӣ, ки ба ранҷ,
Адади ганҷ расонид ба панҷ.
Рӯзи охир, ки аз ин маҷлис рафт,
Ганҷҳо дода зи каф, муфлис рафт.
Гар чӣ мерафт ба сеҳрафшонӣ,
Ба фалак дабдабаи Хоқонӣ.
Гашт помоли ҳаводис дабааш,
Бесадо шуд чу даба дабдабааш.
Анварӣ куву дили анвари ӯ,

Ҳикмати шеъри хирадпарвари ӯ.
Ку Заҳир, он ки чу хизр оби ҳаёт,
Килки ӯ дошт равон дар зулмот.
Ҳар Камоле,ки Сипоҳонӣ дошт,
Ки ба каф теғи суханронӣ дошт.
Шуд аз ин доираи дайри масир,
Охируламр ҳама нуқспазир.
Кард ҳарфе, ки рақамзад Саъдӣ,
Бар рухи шоҳиди маънӣ ҷаъде.
Сарсари қаҳр чу шуд ҳодисазой,
Омад он ҷаъди муанбар дар пой.
Ҳофиз аз назми баландовоза,
Сохт оини суханро тоза.
Лек рӯзу шабаш аз песакаманд,
З-он баландӣ сӯи пастӣ афканд.
Пухт аз даври маҳу гардиши сол,
Меваи боғи Хуҷандӣ ба Камол.
Лек боди аҷал он меваи пок,
Рехт дар хиттаи Шероз ба хок.
Он ду тӯтӣ, ки ба навхезишон,
Буд дар Ҳинд шакаррезишон.
Оқибат сӯҳраи афлок шуданд,
Хомӯшони қафаси хок шуданд.
Гом бикшо, ки шигарфон рафтанд,
Як ба як нодираҳарфон рафтанд.
Зуд баргард, чу бархоҳӣ гашт,
З-ин табоҳ ҳарф, ки фурсат бигузашт.
Кист, к-аз боғи суханронӣ рафт,
Ки на бо доғи пушаймонӣ рафт.

* * *

Нестӣ сӯфӣ, аз ин ном чӣ суд,
Даъвии пухтагӣ аз хом чӣ суд?
Ҷомаву футм чӣ пӯшӣ зи ҳавас
Пар ба ҳар хон чӣ кушоӣ чу магас?

Далқу дарроа ҳаме оройӣ,
Атри тазвир бар он месоӣ.
Субҳ то шона ҳаме пайвандӣ,
Иқди талбис бар он мебандӣ.
Мекашӣ хирқаи пашмина ба дӯш,
Мекунӣ гӯшаи фаш дар буни гӯш.
Бошад инҳо ҳама даъвӣ, яъне
Сӯфии вақтаму соҳибмаънӣ.
То фитад содадиле дар доmат,
Тӯъмаи чошт диҳад ё шомат.

*     *     *

Чун ба дил афтадат аз шаҳр гиреҳ,
Бо гурӯҳе равӣ аз шаҳр ба деҳ
Ки фалон ҳаст зи некӯкешон
Мухлису мӯътақиди дарвешон.
Зери сад бор вай аз нодорӣ,
Ту зи ибдор шавӣ сарборӣ.
Кунад аз муфлисӣ он бемоя,
Рахти хона гаравӣ ҳамсоя.
Баҳри ту суфраву хон ороид,
Шарбату мева бар он афзояд.
Ту ҳам аз дину хирад ҳар ду барӣ,
Бинишиниву ба шаҳват бихӯрӣ.
Туф бар ин сурату сират, ки туростъ,
Туф бар ин ақлу басират, ки турост.

*     *     *

Ба кори пухтагон рӯ ор, Ҷомӣ,
Макун з-ин бештар дар кор хомӣ.
Чӣ бошад пухтагӣ? Озод будан,
Ба хоки нестӣ афтода будан.
Набинӣ зери ин зангорагун кох,
Ки аз хомист мева бар сари шох.
Бияфтад, чун кунад дар пухтагӣ рӯй,
Нахӯрда санги тифлони ҷафоҷӯй.
Зи хони пухтакорон тӯшае гир,

Зи сангандози хомон гӯшае кир.
Тамаъро аз аз қаноат бех баркан,
Талабро аз таваккул шох бишкан.
Ба шаҳристони ҳиммат соз хона,
Ба узлатгоҳи онҳо ошёна.
Забон макшой дар мадҳи забунон,
Макаш аз баҳри як нон нанги дунон.
Сарони мулкро зан пушти пое,
Қавидастони гетиро қафое.
Назар кун дар фусули чоргона,
Ки мегардад ба он даври замона.
Бубин яксон баҳори пору имсол,
Хазони ҳардуро бингар ба як ҳол.
Миёни ҳар ду тобистону дай низ,
Бар-ин минвол мумкин нест таймиз.
Намедонам, дар ин шакли мудаввар,
Чаро шодӣ дар ин вазъи муқаррар.
Муқаррар гарчи сеҳромез бошад,
Табиатро малолангез бошад.
Зиён бигзору фикри суди худ кун,
Зи ҳасти рӯй(дар) нобуди худ кун.
Дарун аз шуғли машғулон бипардоз,
Дил аз машғулии ғолон бипардоз.
Фусуни ишқ дар даврон биёмӯз,
Чароғ аз баҳри шабкӯрон маяфрӯз.
Ҳаме дор аз ғазоф анфосро пос,
Ки шарти раҳрав омад поси анфос.
Нафас, к-аз рӯиогоҳӣ наёяд,
Мазиди умрогоҳон нашояд.
Чароғи зиндагониро бувад пуф,
Димоғи аҳлро дуди таассуф.
Ҷавонӣ тирагӣ бурд аз диёрат,
Мунаввар шуд ба пирӣ рӯзгорат.
Саромад зулмати кӯриву дурӣ,
Баромад найири аттайб нурӣ.
Аз он зулмат надидӣ ҳеҷ коме,
Бизан дар партави ин инур гоме.

Бувад з-ин гом роҳ орӣба ҷое,
К-аз он ҷо бишнавӣ бӯи вафое.
Чӣ ранг охир туро аз мӯсафедӣ,
Чу надҳад мӯсафеӣ рӯсафедӣ.
Ба дил гар ҳаст аз он ранги ҳиҷобӣ,
Макун ҳамчун сияҳкорон хизобӣ.
Ба пирӣ бар сарат барфи шигарф аст,
В-аз он ғам гиряи ту оби барф аст.
Даро гирён ба роҳи узрхоҳӣ,
Ба оби барф шӯ аз дил сиёҳӣ.
Сиёҳӣ гар надонӣ шустан аз дил,
Надонам з-ин сиёҳдилӣ чӣ ҳосил?!
Қалам бишкан, ки дастат раъшадор аст,
Варақ бардор, фикрат ҳарзакор аст.
Чароғи фикрро коре намондаст,
Риёзи шеърро обе намондаст.
Набинам аз чунин фархунда боғе,
Туро дар даст ҷуз пои кулоғе.
Бад-ин по роҳи товусон чӣ пӯӣ,
Халос аз ҳабси маҳбусон чӣ ҷӯӣ.
Халосӣ растан аст аз ваҳми пиндор,
На таҳрири сутуру назми ашъор.
Низомӣ куву назми дилкушояш,
Такаллуфҳои табъи нуктазояш?
Даруни парда акнун ҷой карда,
В-аз ӯ монда ҳама беруни парда.
Наёбад бахра, то дар парда бошад,
Ҷуз аз сире, ки бо худ бурда бошад…
Диле карда аз ин байғулаи танг,
Сӯи фусҳатсарои қудс оҳанг.
Аз ин доми гирифторон рамида,
Ба зери домани арш орамида.
Дарун аз нақши касрат пок шуста,
Зи касрат сирри ваҳдат боз ҷуста.
Ба паҳлӯи худ ин дилро наёбӣ,
Чӣ бошад, гар зи худ паҳлӯ битобӣ.
Ниҳӣ паҳлӯ ба марди кордоне,

Миёни кордонон паҳлавоне.
Чӣ хуш гуфт он дили ӯ ганҷи ирфон,
Ки бошад рӯзадорӣ сарфаи нон.
Ҳаме ояд намоз аз ҳар зани пир,
Ки бошад шеваи ӯ аҷзу тақсир.
Диле, гар марди ин роҳӣ, ба даст ор,
Ки пеши кордонон ин бувад кор.
Чунон дилро, ки шарҳаш бо ту гуфтам,
Ба васфаш гавҳари асрор суфтам.
Биҷӯй аз паҳлӯи пири муккамил,
Ки ин бошад ба даст овардани дил.

* * *

Эй сабуксортар аз шохи гиё,
Ки шавад пайсипари боди сабо.
Бесуботӣ ба раҳи сидқу савоб,
Чун гиреҳ бар нафасу нақш бар об.
Ҳар дам аз ҷо равӣ киштивор,
Кӯҳ шав лангари худ сангин дор.
Шоҳбозӣ, макушо пой зи банд,
Бас туро соида шаҳ ҷои баланд.
То ба кай гӯйсифат бес ару по,
Меҷаҳӣ аз хами чавгони қазо.
Ҳамчу гӯ гар биҷаҳи сад майдон,
Нест имкон, ки раҳӣ з-он чавгон…
Чанд рӯзе ба сабурӣ мекӯш,
Бодаи талхи сабурӣ менӯш.
Сабр кун ҳамчу шакар бод или танг,
Сабр кун ҳамчу гуҳар дар дили санг.
Нашавад най ба чуз аз сабр шакар,
Нашавад санг ба ҷуз сабр гуҳар.
То нагардад зи сабурӣ хун хушк,
Нофи оҳу нашавад нофаи мушк.
То ба сар чархи фалак гардон аст,
Сабр дар вай равиши мардон иаст.
Осиёро чу ба сар гардонанд,

Оҷизон сабр бар он натвонанд.
Анбиё пой ба сабр афшурданд,
Лоҷарам пояи олӣ бурданд.
Нӯҳ аз мавҷи ғами қавм нараст,
То ба киштии сабурӣ нанишаст.
Шуд вазон роиҳаи сабри ҷамил,
Бишкуфонид гул аз нории Халил.
Юсуф аз сабр ба Яқуб расид,
Сиҳат аз сабр ба Аюб расид.
Ёфт аз сабр Калимулло авн,
Ҷома дар Нили фано зад Фиръавн.
Исӣ аз сабр барандохт каманд,
Сохт ҷо кунгури ин чархи баланд.
Аҳмад аз сабр бар озори қурайш,
Заҳрашон рехт дар обишхури айш.
Сабр кун бар ситами бехирадон,
Нарасад ҷуз ба тан озори дадон.
Чи ғам аз захм, ки бар ҷону дил аст,
Ғам аз он астт, ки бар ҷону дил аст.
Ҳар лагад, к-он зи фурӯмоя расад,
Накунад кӯб, чу бар соя расад.
Ҳотами сабр, ки олигуҳар аст,
Нақши он қад зафара мин сабр аст…
Гар шавад чарх яке хунин меғ,
Ки аз он меғ наборад ҷуз теғ.
Бар ту як мӯ нашавад ёфт салим,
Балки гардад ҳама чун фарқ ду ним.
Лаб ба дандони сабурӣ хоӣ,
Гиреҳи нола зи дил накшои.
Шармат ояд, ки дар ин машҳади хос,
Хоҳӣ аз кашмакаши дард хал
Гар фитад кӯҳи бало бар ошиқ,
Нест дилкӯфтагӣ з-ӯ лоиқ.
В-ар ба фарқаш зи ҷафо теғ ояд,
Беҳ ки чун захм даҳон накшояд.
Хоса вақте ки бувад нозири ӯ,
Чашм оромгаҳи хотири ӯ.

## ФАСЛИ ПОНЗДАҲУМ

## ДАР БОБИ ЗУЛМУ СИТАМ,ХАШМУ ҒАЗАБ, ЗИШТРӮЙ ВА ДУРӮҒ

Дасти золим агар наёрӣ баст,
Ки наёрад ба кори халқ шикаст.
Дар ҷаҳон шаҳриёр ӯст, на ту,
Соҳиби иқтидор ӯст, на ту.

* * *

Нигаҳ дор худро зи кирдори зишт,
Ки н-ояд зи покони некусиришт!

* * *

Рӯи золим мабин, ки бар рӯят,
Он зи дӯзах дарест бикшода.
Сӯи ӯ то кушода шуд зи худой,
Назаре раҳмате наяфтода.

* * *

Ҳазор гуна хусумат кунӣ ба халқи ҷаҳон,
Зи бас дар ҳаваси симу орзуи зарӣ.
Туростдӯст зару сим, хасм соҳиби он,
Ки гирӣ аз кафаш онро ба зулму ҳилагарӣ.
На муқтазои хирад бошаду натиҷаи ақл,
Ки дӯстро бигузорию хасмро бибарӣ.

* * *

Паямбар, ки дар аҳди Нӯшервон,
Ба рух гашт чашму чароғи ҷаҳон.

Ҳаме гуфт: «Аз зулм аз он содам,
Ки дар аҳди Нӯшервон зодаам».
Чӣ хуш гуфт он носеҳи некхоҳ,
Ба гӯши дили он ситамкора шоҳ.
Ки аз зулмати зулм андеша кун,
Паи озмун адлро пеша кун.
Агар адлат аз зулм н-ояд фареҳ,
Дигар бора по дар раҳи зулм неҳ.

*   *   *

Зулмпеша вазир нашносад,
Ҷуз ҳақи подшоҳ моли ятим.
Адл донад, агар барад ба тамом,
Фазл донад, агар кунад ба ду ним.

*   *   *

Чунон гуфт донишвари Руму Рус,
Ки чун рахт баст аз ҷаҳон Файлақус.
Сикандар баромад ба тахти баланд,
Салое ба болиғдилон дарфиганд.
Ки эй воқифон аз миоду маош,
Ки ҳастем бо якдигар ҳоҷатош.
Сафар кард аз ин мулк шоҳи шумо,
Ба ҳар неку бад некхоҳи шумо.
Набошад шуморо зи шоҳе гузир,
Ки бошад ба фармони ӯ доругир.
Надорам зи кас пояи бартарӣ,
Ки бошад маро вояи сарварӣ.
Зи хели шумо манн яке дигарам,
Хаёли сарӣ нест андар сарам.
Маро бо шумо нест роҳи хилоф,
Аз ин тирагӣ дорам оина соф.
Писанди шумо ҳам писанди ман аст,
Газанди шумо ҳам газанди ман аст.
Ба потон агар захми хоре фитад,

Маро дар ҷигар хор- хоре фитад.
Биҷӯед аз баҳри худ меҳтаре,
Карампарваре, маъдалатгустаре.
Бувад ӯ чу чӯпон , шумо чун рама,
Ба рӯзу ба шаб меҳрубони ҳама.
Агар рӯз бошад, шубонӣ кунад,
В-агар шаб расад, посбонӣ кунад.
Бувад аз худованди худ тарсгор,
Ба эҳсону афзолаш уммедвор.
Кафи дӯстонро чу боранда меғ,
Сафи  душманонро чу бурранда теғ.
Кунад паст аз ҳиммати аршсой,
Сари шаҳвату озро зери пой.
Диҳад об аз чашмаи бихрадӣ,
Бадонро кунад шустушӯй аз бадӣ.
Бувад бо раоё ҳама чарбу нарм,
Нигаҳдори эшон зи ҳар сарду гарм.
Зи шарраш накӯкор эмин бувад,
Зи хайраш бадандеш сокин бувад.
Сикандар чу шуд з-ин ҳикоят хамӯш,
Зи ҷони хамӯшон баромад хурӯш.
Ки шоҳо сару сарвари мо туӣ!
Зи шоҳон меҳу меҳтари мо туӣ.
Надида чу ту ҳеҷ кас ҳеҷ гоҳ,
Писандидатар ҳеҷ кас ҳеҷ шоҳ.
В-аз он пас ба байъат кушоданд даст,
Ба сар тоҷ ба тахти шоҳӣ нишаст.
Забонро ба таҳсини мардум кушод,
Ки накди ҳаёт аз шумо кам мабод!
Чу меҳрам ба гардун сар афрохтед,
Чу соя ба хокам наяндохтед.
Зи иқбол сикка ба номам задед,
Дам аз хутбаи эҳтиромам задед.
Уммедам чунон аст аз киригор,
К-аз он гуна, к-аз шоҳиям сохт кор.
Зи илҳоми адлам кунад баҳраманд,
Наяфтад ба ҷуз адл ҳеҷам писанд.

Натобам паи вояи хештан,
Чу дунон сар аз вояи марду зан.
Раҳонам зи ғам ҳар ғамандешро,
Кунам марҳаме ҳар дили решро.
Чу шоҳ аз раият бувад комхоҳ,
Гадо бошад андар ҳақиқат, на шоҳ!!!
Зи донандагон достонест рост,
Ки хоҳанда ҳар кас, ки бошад гадост.
Нараста дил аз нанги ҳоҷатварӣ,
Чӣ ҳосил зи авранги Искандарӣ?!
Сикандар зиёни худу суди халқ,
Ҳаме хост аз баҳри беҳбуди халқ.
Аз ин суд ҳаргиз зиёне надошт,
Зи дасти зиён достоне надошт.
Гар ӯ шоҳ буд, ин гадоён киянд?
В-ар ӯ равшан, ин тирароён киянд?
Бар ӯ хатм шуд шеваи хусравӣ,
Надид ин куҳан шева аз кас навӣ.

* * *

Навбар дарахт аз чамани адлу боғи мулк,
Теша макун зулму ба он бехи худ макан.
Бош аз шукуфаи караму адл зеби боғ,
Бош аз самарии ҷӯду ато равнақи чаман.
То з-он шукуфа рӯҳ физояд шайху шоб,
То з-ин самор ком рабояндмарду зан.
Он гунна зӣ, ки риштаи омолро бувад,
Адлат гиреҳкушой, на зулмат гиреҳфикан.
З-инсоф мулкро тарабобод кун чунон,
К-он ҷо ғарибро равад аз дил ғами ватан.

* * *

Чист адл?- Он ки бигзарӣ зи фузул,
Накунӣ аз тариқи шаръ удул.
Шаръро насби айни худ созӣ,

Чашм бар ғайри он наяндозӣ.
Чун гуморӣ ба коре андеша,
Шеваи ростӣ кунӣ пеша.
Аввал онро ба шаръ созӣ рост,
Он гаҳ орӣ ба ҷой бекаму кост.
З-он ки мизони маъдалат шаръ аст,
Шаръ асл асту ғайри он фаръ аст.
Ҳар чӣ набвад ба вафқи он мизон,
Адл номаш манеҳ, ки зулм аст он.
Дур бошад зи таври диндорӣ,
Ки кунӣ зулму адл пиндорӣ.

* * *

Ҳаст шарти подшоҳӣ чор чиз:
Ҳикмату иффат, шуҷоат, ҷуд низ.
Нест ҳикмат аз паси нафси лаим,
Сухраи ҳукми зане гардад карим.
Нест аз иффат, ки марди ҳушманд,
Доман олояд ба ёри нописанд.
Аз шуҷоат нест, к-аш созад забун,
Қаҳбае аз рабқаи марди бурун.
Нест аз ҷӯд он ки натвонад гузашт,
З-он чӣ кард он, ҷуз аз ҳиссат нагашт.
Ҳар кӣ бо ин чор хислат ёр нест,
Аз арӯси мулк бархурдор нест.
Он чӣ дар ҳар чор аз ӯ афтад халал,
Дар дили худ кай диҳад шоҳаш маҳал?!
Ҳарфи ҳикматро ба ин кардам тамом,
В-он чӣ мебоист, гуфтам вассалом.

* * *

Кисаи мазлумро холӣ макун,
Пояи золим ба он олӣ макун.
Он фитад дар фоқаву фарқи шагарф,
В-ин кунад онро ба фисқу зулм сарф.

Оқибат он шева гардад шеванат,
Хом шавад аз бори ҳар ду гарданат.

* * *

Ба адл кӯш, ки чун субҳи он тулӯкунад,
Фурӯғи он биравад то ҳазор фарсангӣ.
Заломи зулм чу зоҳир шавад, барояд-бар,
Ҷаҳон зи тирагию талхайшию тангӣ.

* * *

Адли яксоатаатро ба қиёс,
Шастсола амали хайр шинос!

* * *

Сифлагоне, кис ар афрохтаанд,
Баҳри дунёи ту дил бохтаанд.
Ҷоҳилонанд ҳама ҷоҳталаб,
Хештанро уламо карда лақаб.
Чашмаҳоянд дар ин тирамағок,
Гашта аз ҷефаи дунё нопок.
Ҷустани покӣ аз ин қавм хатост,
З-оби нопок таҳорат на равост!

* * *

Безу зулм аз дили худ пок бикан,
Шоҳи золим ба сиёсат бишикан.
Балки он бех чу барканда шавад,
Шох ночор сарафганда шавад.
Теша бар бех чу ронӣ густох,
Тоза бар ҷой куҷо монад шох?!

* * *

Гар ситамдидае аз кишвари ту,
Додхоҳон бирасад бар дари ту.

Бо ту мазлумии худ арз кунад,
Бо ту фарёдрасӣ фар кунад.
Бин, ки он зулм зи золим, ба масал,
Гар равад бо ту, чӣ орӣ ба амал…
Гӯш бар қиссаи мӯҳтоҷон дор,
Кори ҳоҷатталабон зуд гузор.
То бувад ҳоҷати ҳоҷатмандон,
Нест хуш тоати дигар чандон.

* * *

Садои хуш аст ин куҳан тоқро,
Ки адл аст маъмурӣ офоқро.
Зи ад ласт ин гӯи гардон ба пой,
Зи ад ласт ин танг майдон ба ҷой.
Агар адл набвад, намонад ҷаҳон,
Ба ҳам дарравад ошкору ниҳон.
Ҳар он ди, ки аз адл ҷон парварад,
Куҷо рӯ ба зулмоти зулм оварад?!
Битарсад зи зулм он ки золимҳуш аст,
Ки нафрини мазлум золимкуш аст.

* * *

Ҳақ нишондат ба тахти додгарӣ,
То кӯнӣ пеши теғҳо сипарӣ.
На ки худ теғи хунфишон бошӣ,
Офати ҷони ину он бошӣ.
Адлро рӯ ба чархи воло кун,
Зулмро дар чаҳи адам ҷо кун!
Бехи золим зи боғи мулк бикан,
Шохи зулм аз дарахти дин бишкан.
Тарсам, ин шохат оварад он бех,
Бори таъйиру меваи тавбих.
Дасти золим агар наёрӣ баст,
Ки наёрад ба кори халқ шикаст.
Бар ҷаҳон шаҳриёр ӯст, на ту,
Соҳиби иқтидор ӯст, на ту.

Деҳ зи авранги хусравӣ пушташ,
Ҳотами мулк кун дар ангушташ.

* * *

Чанд бар ҷоҳу мол ларзидан?
Чанд вазри вубол варзидан?
Қиссаи золимон, ки бишнидӣ,
Кайфари зулмҳо, ки худ дидӣ,
Ҳеҷ аз он эътибор нагрифтӣ,
Тарки ин кору бор нагрифтӣ.
Пеш аз он дам, ки ҳамчу саг мирӣ,
Дар раҳи зулм тезтаг мирӣ,
Одамӣ гард в-аз сагӣ боз ой,
Бо сифоти фаришта дамсоз ой.
Варна тарсам, к иолами гузарон,
Бо ту ҳам он кунад, ки бо дигарон.

* * *

Шаҳ оташдону оташгира ин муште авони хас,
Ки баҳри хонумонҳо сӯхтан бошанд аъвонаш.
Ҳазар кун, эй авон, аз навҳаи мазлуму ашки ӯ,
Ки метарсам кунад кори дуои Нӯҳу тӯфонаш.
Битарс аз новаки оҳе, ки то безад бало бар ту,
Кунад ғирбол чархи чанбариро захми пайконаш.
Равад нақби дуои зулмкаш то зулмҷӯ в-ар худ,
Бувад хандақ муҳити чарху қалъа авҷ Кайвонаш.

* * *

Зулмпеша вазир нашносад,
Ҷузҳақи подшоҳ моли ятим.
Адл донад, агар барад ба тамом,
Фазл донад, агар кунад ба ду ним.

Раият ба зулми ту чун олиманд,
Ба зулми ту бар якдигар золиманд.
Ба адл ор рӯ, то ки одил шаванд,
Ҳама бо ту дар адл якдил шаванд.
Дили шоҳ чу майли иноят кунад,
Иноят ба мардум сироят кунад.
В-агар шеваи зулм гирад ба пеш,
Шаванд аҳли олам ҳама зулмкеш.

* * *

Чанд мададгории золим кунӣ,
В-аз мададаш касби мазолим кунӣ?
То бибарӣ аз дили золим ғубор,
Гардани мазлум кунӣ зери бор.
Хирмани деҳқон, ки ба хуни ҷигар,
Киштаи вай омада дар деҳ ба бар,
Сӯхтаи оташи бедоди туст,
Доною коҳаш шуда барбоди туст.
Дона кунӣ нақл ба анбори шоҳ,
Коҳ барӣ баҳри сутури сипоҳ,
Ҳиссаи деҳқон, чу шавӣ ғаврас,
Донаи ашку каҳи рӯй асту бас.
Мояи тоҷир, ки дар оворагӣ
Ҷамъ нашуд ҷуз ба ҷигархорагӣ.
Шуд зи баротат ҳама сарфу закот,
Дар кафи қабз аст ҳанӯз аз барот.
Косиби бечора, ки дар шаҳру кӯй,
З-обилаи даст кунад обрӯй.
Дар каф аз ойини ситамгорияш,
Ҳеҷ ба ҷуз обила нагзорияш.
Хоркаши пир, ки чун хорпушт
Ҳам бувадаш пушт зи хори дурушт,
Чун шавад аз хор тиҳӣ пушти ӯ,
Қиматиӯро кашӣ аз мушти ӯ.
Говаки шировари ҳар пиразол,

Харҷ шуд аз ту ба хароҷоти сол.
Гурснаву ташна шуда гӯшагир
Хуни ҷигар мехӯрад акнун чу шир.
Моли ятимон ба раҳат поймол,
Ҳосили соил зи ту зилли савол.
Зевари тифлон-т зи табъи лаим,
Ҳаст зари соилу дурри ятим.
Нақли шаби айши ту нуқли сухан,
Нав ба нав аз тирадилони куҳан.
Мутриби ту он ки ба бонги баланд,
Моли фалон гӯяд чу насту чанд?
Ҳила ба сад гуна намудан тавон,
В-аз кафан он мол рабудан тавон.
Кори ту шуд бори дили садҳазор,
Шарм намедорӣ аз ин кору бор?
Беш макун дасти татовул бурун,
К-аз ту қаламрав чу қалам сарнагун.

* * *

Аз бинии бузурги ту борест бар ҳама,
То кай ба ҳарза рӯй сӯи ину ин ниҳӣ?
Ҳар лаҳза саҷдаи ту на аз бахри тоат аст,
Бори гарони бинии худ бар замин ниҳӣ.

* * *

Хоҷа ҳар рӯз агар ба мӯчина,
Аз рухи худ на мӯй гирад.
Чанд рӯз бигзарад бар вай,
Рӯяш аз мӯй ҳукми сар гирад.

* * *

Бар даъвии вай на аз сидқ фурӯғ,
Ҳамдӯш зи гесувон гувоҳони дурӯғ.

Ҳар лаҳза хӯрад ҳазор савганди дурӯғ,
З-он гунна ки дар бодия аъроби дӯғ.

* * *

Ҳар авоне, ки дар ин базмгаҳи шару фасод,
Тори сад ҳила ба ҳар лаҳза аз ӯ соз диҳанд.

Беҳ аз он нест, ки дар мавҷи фано ғӯта хӯрад,
То вай аз хулқи худу халқ зи вай боз раҳанд.

* * *

Ҳар ҷо парӣ ба сурати худ гардад ошкор,
Ӯро чу ҷон кашанд дар оғуши хеш танг.
Ҳар ҷо ба шакли рост барояд, ба сони мор,
Сангиндилон зи дур занандаш ба чӯбу санг.

* * *

Эй туро сурати чин нақши ҷабин,
Хӯи нохуби ту суратгари Чин.
Абрӯят рост ба ҳар мӯ гиреҳе,
Ҳар гиреҳ бар раги ҷон уқданеҳе.
Лабат аз нуктаи ширин хомӯш,
Чеҳраат ах турушӣ сиркафурӯш.
Чист чандин турушӣ рӯи туро,
Чун на сафро шиканад хӯи туро.
Н-омада тири балое сӯят,
Чун сипар чист пур аз чин рӯят.
Дар дилат сад гираҳ аз нодонист,
Шоҳиди он гираҳи пешинист.
Аз тиҳӣ ҷӯй чу ноҳамвор аст,
Ба рухи об гиреҳ ночор аст.
Аз замин барназанад сар хошок,
Бехи ӯ гар набувад дар таҳи хок.

Гар шавад содадиле меҳмонат,
Нахӯрад ҷуз турушӣ аз хонат.
Мегурезад зи ту табъи ҳама кас,
Накунад орзуи сирка магас.
Аз гиреҳ чеҳра пурожанг макун,
Кор бар хастадилон танг макун.
Нестӣ абр турушрӯӣ чист,
Чанд хоҳӣ ба турушрӯӣ зист?
Беҳ, ки чун барқ дурахшон бошӣ,
То ки бошӣ, хушу хандон бошӣ.
Дар рухи тангдиле хандидан,
Беҳтар аз тунги шакар бахшидан.
Аз шакар кому забон осояд,
В-аз шакарханда равон афзояд.
Пургиреҳ рӯ чу шаб аз анҷум чанд,
Бе гиреҳ шав чу дами субҳ, биханд.
Боғ хандон зи гули хандон аст,
Ханда оини хирадмандон аст.
Ханда ҳарчанд, ки аз ҷид дур аст,
Ҷиди пайваста на аз мақдур аст.
Дил шавад ранҷа зи ҷид шому сабоҳ,
Мекун ислоҳ мизоҷаш ба мазоҳ.
Ҷид бувад по ба сафар фарсудан,
Ҳазл як лаҳза ба роҳ осудан.
Гар на осудагият ранҷзудой,
Шавад аз ранҷ, дарафти аз пой.
Лек ҳазле на ки аз дуди дурӯғ,
Барад аз чеҳраи ҷидди ту фурӯғ.
Тухми кин дар гили дилҳо корад,
Хайи хиҷлат зи ҷабинҳо борад.
Шав зи файёзи хирад талқинҷӯй,
Рост гӯ, лек софу ширин гӯй.
Мағзи бодом, ки гардад х(в)арда,
Беҳ, ки бошад ба шакар парварда.

Дуздитву роҳзанӣ беҳтар аз ин,
Кафан аз мурда канӣ беҳтар аз ин.

* * *

Шунидам, ки шоҳе ба Ҳиндустон,
Барафрӯхт назм аз рухи дӯстон.
Чу тӯтӣ ба ҳар нуқта гӯё шуданд,
Ба нодир хабарҳо шакарҳо шуданд.
Яке гуфт, к-андар диёри араб,
Яке ҷонвар дидаам бас аҷаб.
Шутурпайкаре, руста з-ӯ болу пар,
Валекин на парранда, не борбар.
Паи тӯъма сӯзанда ахгар хурад,
Чу анқои мағриб, ки ахтар хурад.
Бувад дар даҳони вай оташ чу об,
Насӯзад гулӯяш аз он таффу тоб.
Зив ай ҳар кас он қиссаро кард гӯш,
Бар ӯ бонг зад, к-эй бародар хамӯш!
Шутурро ба рӯи замин пар кӣ дид?
Ва ё тӯъмаи мурғ аз ахтар кӣ дид?
Ба дил кай кунад хона мурғи мақол,
Чу ояд фурӯ з-ошёни маҳол?
Чу гӯянда ин кори эшон бидид,
Ба савганди бисёр афғон кашид.
Валекин чу бурҳони дигар надошт,
Кас ӯро ба савганд бовар надошт.
Аз он ҷамъи фархунда шарманда монд,
Чу шамъ аз хиҷолат сарафганда монд.
Шуд оташ зи андӯҳ бархост зуд,
Бурун рафт бар зеш печон чу дуд.
Зи по роҳила в-аз ҷигар зод кард,
Ниҳон  аз ҳама рӯ ба Бағдод кард.
Шутурмурғе овард он ҷо ба даст,
Ба азми диёри худ аҳром баст.
Пас аз солее овард сӯи шаҳаш,
Бад-он сохт аз сидқи хеш огаҳаш.

Шаҳ онро чу дид, офарин икарду гуфт,
Ки эй қавли ту буда бо сидқ ҷуфт!
Бувад субҳи қозиб сухан бефурӯғ,
Наёяд зи содиқзабонон дурӯғ.
Вале кай сазад ҳарфе аз нуқтасанҷ,
Ки бояд ба исботи он бурд ранҷ.
Лаб аз даъвие беҳ, ки дорӣ нигоҳ,
Ки орӣ далелаш зи яксола роҳ.
Биё, соқиё дардеҳ он ҷоми соф,
Ки шӯяд зи дил рангу бӯи ғазоф.
Ба ҳар ҷо ки афтад зи аксаш фурӯғ,
Ба фарсангҳо рахт бандад дурӯғ.
Биё, мутрибо, з-он ки вақти навост,
Бизан ин наворо дар оҳанги «Рост».
Ки кақ ҷуз гирифтори хорӣ мабод,
Ба чуз ростро ростгорӣ мабод!,

* * *

Яке сифла бар шакле аз табъ дур,
Зи дидори ӯ чашми мардум нуфур.
Зи зарбофта ҷома танаш баҳраманд,
Ба мисриамома сари ӯ баланд.
Биёрост бас дили ӯ хонае,
Беҳ аз ғурфаи ҳур кошонае.
Заминаш чу фирдавс анбарсиришт,
Музайян чу гардун ба фируза хишт.
Ҳама сиқфу девори ӯ пурнигор,
Зи ҳар-ч он на зебо, дараш устувор.
Ҳакиме, ки аз ҳикмат огоҳ буд,
В-аз ӯ ҷаҳлро даст кӯтоҳ буд.
Бар он сифла афтод ногаҳ раҳаш,
Шуд он хона як лаҳза манзилгаҳаш.
Суханро навое зи нав соз кард,
Ба ҳикмат навосозӣ оғоз кард.
Чунон шуд гиреҳ дар гулӯ балғамаш,
Ки дар гуфтугӯ барнаёмад дамаш.

Зи роҳи гулӯ он гиреҳро чу канд,
Нашуд ёфт ҷое, ки битвон фиканд.
Бипечид рух з-он ҳама сурху зард,
Фигандаш ба рухсори он сифла мард.
Аз ӯ тофт рӯ, к-эй писандидахӯй,
Чунинам чаро туф фигандӣ ба рӯй?
Бигуфто: Дар ин хона кардам назар,
Набуд аз ту чизе дар ӯ зишттар.
Нашояд зи донои некусиришт,
Ки туф бар накӯ афганад пеши зишт.
Баё, соқиё, эй ёри бечорагон,
Деҳ он май, ки дар чашми майхорагон.

*     *     *

Зи шоҳони пешин ситампешае,
Дар озори некон дабандешае.
Ба девонае гуфт ошуфтахӯй,
Ки аз даври гардун чӣ хоҳӣ, бигӯй.
Агар мол хоҳию бугзида ганҷ,
Кашад пеши рӯи ту нодида ранҷ.
В-агар ҷуфт хоҳию айвону кох,
Кунад бар ту айвони ишрат фарох;
В-агар хоҳӣ аз тоҷи шоҳӣривоҷ,
Ниҳад бар сарат аз сари шоҳ тоҷ.
Бихандид девона,к-эй содадил,
Бад0ин кори бозича бинҳода дил.
Фалак кист?- Саргаштае ҳарзагард,
Шабу рӯз бо аҳли дил дар набард.
Ба ҷуз каҷравӣ нест андешааш,
Ҷуз озурдани ростон пешааш.
Ситонад зи Нӯшервон тоҷу тахт,
Диҳад бо чу ту  золими дидасахт.
Ман аз вай чӣ некӣ таваққӯъ кунам,
Ки чун сифлагонаш тавозӯъ кунам?
Зи каҷ ғайри чашми каҷӣ доштан,
Бувад хок дар дида анбоштан!

Биё, соқиё, то кай ин бихрадӣ?
Бинеҳ бар кафа мояи бехудӣ!
Чунон фориғам кун зи мулки малак,
Ки сар дарнаёрам ба чархи фалак!
Биё, мутрибо, к-аз ғам афсурдаам,
Зи пажмурдагӣ гӯиё мурдаам.
Чунон гарм кун дар симоъам димоғ,
Ки бахшад зи даври сипеҳрам фароғ!

* * *

Ҳакиме на бар сурати дилписанд,
Зи сармояи ҳусн нобаҳраманд.
Хи ҳадди таносуб бурун пайкараш,
Ба ҳам номулоим зи по то сараш.
Қаде рост чун ҳиммати сифла паст,
Рухе ҳамчу зулфи бутон пуршикаст.
Зи осеби лангиш по пурхалал,
Зи нерӯи гироияш даст шал.
Зи қувват тиҳӣ ҳуққаи мушти ӯ,
Ба фармони ӯ не як ангушти ӯ.
Фузуле бад-ӯ гуфт дурр аз қабул,
Ки эй табъи доно зи шаклат малул.
Бад-ин шакли нохуш зи ҳикмат малоф,
Надида кас аз тирагил оби соф.
Ҳар он мева, к-аш нест хуш рангу бӯй,
Зи ширинии таъми ӯ даст шӯй.
Ба чашми иноят машав нозираш,
Ки унвони ботин бувад зоҳираш.
Бихандид аз ин ҳарзагӯӣ ҳаким,
Бад-ӯ гуфт, к-эй ҳарзагӯи салим.
Зи манн ин ҳунар, баски ҷон костам,
Ба нақши ҳақоиқ дил оростам.
Мусайқал шуд оинасон синаам,
Дуо лам мусаввар дар оинаам.
Зи ман ёфт аҷноси олам навӣ,
Шудам оламе нав, вале маънавӣ.

Ба такмили маънӣ, ки мақдур буд,
Қусури такосил зи ман дур буд.
Чу таҳсини сурат ба тадбири ман,
Наёмад, мазан таъна тақсири ман.
Ба сунъ аз ту гар таънае роҷеъ аст,
Ба таҳқиқ он таъна бар сонеъ аст.
Ба ин таъна кам деҳ забонро кушод,
Мадеҳ хирмани дину дониш ба бод.
Биё, соқӣ, он бодаи айбшӯй,
Ки аз хум фитода ба дасти сабӯй.
Бидеҳ, то даме айбшӯӣ кунем,
Дарун фориғ аз айбҷӯӣ кунем.
Биё, мутрибу пардаи хуш бисоз,
В-аз он парда кун чашми айбам фароз,
Ки то гардам аз айбҷӯӣ хамӯш,
Шавам бар сари айбҳо пардапӯш.

*   *   *

Шунидам, ки ин нуқтаро соддае,
Бипурсид рӯзе зи озодае.
Ки бисёр мазлумро дидаем,
Фаровон дуоҳош бишнидаем.
Яке хасмро бастаи ғам накард,
Сари мӯе аз фарқи ӯ кам накард.
Бигуфт: Он кӣ санг аз дамаш мум нест,
Агар зери теғ аст, мазлум нест.
Ситамкаш агар не ситамгар бувад,
Қабули дуояш муқаррар бувад.
В-агар шуғли ӯ ҳам ситампешагист,
Дуои вай аз кӯтаҳандешагист.
Чу бошад дилашро сӯи зулм рӯ,
Наояд дуояш фурӯ ҷуз бар ӯ.
Дар ин зулматободи пургуфтугӯй.
Басе золимонанд мазлумрӯй,
Ғулом аз ситам чӯб бар ҳар шикаст,
Ба подоши он хоҷааш сар шикаст.

Зад анбони он беваро оахна муш,
Баровард гурба зи ҷонаш хурӯш.
Бар он мӯр гунҷишк ҳам зӯр кард,
Аз ӯ дигаре меъда маъмур кард.
Наёбад амон дигаре низ ҳам,
Зи чизе шавад пасту ночиз ҳам.
Ҳамерав чунин, то расад силсила,
Ба ҷое, к-аз он ҷо нашояд гила.
Аз он ҷо ҳама адл мутлақ бувад,
Ҳақи маҳзу хайри муҳаққақ бувад.
Чу он ҷо расидӣ хамӯшӣ беҳ аст,
Зи ҳар гуфтугӯ тезҳушӣ беҳ аст.
Биё, соқиё барги ишрат бисоз,
Макун дар бар рӯи ҳарифон фароз.
Ки аз давлати шоҳ на Ковусу Кай,
Бигирем ҷому бинӯшем май.
Биё, мутрибо, марҳабое бизан,
Дуое бигӯю навое бизан.
Ки табъи шоҳ аз ҳар ғам озод бод,
Ба адлаш ҳама олам обод бод!

* * *

Чун монеа дилрамида Маҷнун,
Аз сӯҳбати он нигори мавзун.
Яъне падари бузургвораш,
Он дар ҳама фан бузург кораш.
Савганд, ки хӯрда буд аз аввал,
Аз қиссаи бева шуд мусаҷҷал.
Бархост ба муқтазои савганд,
Маҳмил ба дари халифа афганд.
Бархонд ба расми додхоҳӣ,
Афсонаи хешро камоҳӣ.
К-аз омириён ситезахӯе,
Дар байту ғазал бадеҳагӯе.
Ошуфтасаре ба зарқу солус,
Бидрида либоси ному номус.

Аз қоидаи адаб фитода,
Худро «Маҷнун» лақаб ниҳода.
Афганда зи рӯи роз парда,
Сад парда зи ишқ соз карда.
Дорам гуҳаре ягона чун ҳур,
Аз чашмзади замона мастур.
Мастураи ҳиҷлаи накӯӣ,
Маҳҷӯбаи сатри хубрӯӣ.
Ҷуз оина кас надида рӯяш,
Набсуда ба ғайри шона мӯяш.
Он шефтарои девдида,
Расвошудаи дуҳалдарида.
Азбаски занад зи ишқи ӯ дам,
Овозаи ӯ гирифт олам.
Дар ҷумла ҷаҳон як анҷуман нест,
К-афсонасарои ин сухан нест.
Номаш, ки ба сони ҷон ниҳон буд,
Дари синаи ман ба ҷои ҷон буд.
Азбас ба ғазал сарояд онро,
Пур сохт аз он ҳама ҷаҳонро.
З-омадшуди ӯ ба хонам ман,
Фарсуда шуд остонаи ман.
Бе ҳалқа задан зи дар дарояд,
Пояш шиканам ба сар дарояд.
Гар дарбандам, дарояд аз бом,
Субҳаш ронам, қадам занад шом.
Ҳамсоя, ки ранҷи ӯ кашидаст,
Ҳам з-омаданаш ба ҷон расидаст.
Ҷуз ту кӣ расад ба ғаври манн кас?
Аз баҳри худо ба ғаври ман рас!
Ҳарфе ду ба хомаи иноят,
Бинвис ба мири он вилоят.
То қоидаи карам кунад соз,
В-ин ҳодиса аз сарам кунад боз.
Донист халифа шарҳи ҳолаш,
Бинвишт ба вифқи он мисолаш.
Чун мири вилоят он рақам хонд,
Маркаб сӯи Қайсу қавми ӯ ронд.

Зад бонг сарони омириро.
Қайсу падараш ба ҳам нишастанд,
Аъёни қабила ҳалқа бастанд.
Маншури халифа кард берун,
Мазмуни вай он, ки Қайсу Маҷнун.
К-аз Лайливу ишқи ӯ занад лоф,
Берун наниҳад қадам зи инсоф.
З-ин пас паи кори худ нишинад,
Бар хоки диёри худ нашинад.
«Лайлӣ»-гӯён ғазал нахонад,
Лайлиҷӯён ҷамал наронад.
По бозкашад зи ҷустуҷӯяш,
Лаб мӯҳр кунад зи гуфтугӯяш.
Бар хоки дараш ватан насозад,
В-аз зикри вай анҷуман насозад.
Не бар даманаш тарона гӯяд,
Не бар талалаш фасона гӯяд.
Манзил накунад бар остонаш,
Маҳфил наниҳад зи достонаш.
Оташ назанад ба ӯди ҳастӣ,
Номаш накунад суруди мастӣ.
В-ар з-он ки хилофи ин кунад кор,
Бошад ба ҳалоки худ сазовор.
Ҳар кас, ки кунад ба қатлаш оҳанг,
Бар шишаи ҳастияш занад санг.
Бар вай дияту қасос набвад,
Саркӯбии ому хос набвад.
Ин воқеаро чу қавм диданд,
Мазмуни висолро шуниданд.
Бар Қайс забон дароз карданд,
Чашми шафақат дароз карданд.
Гуфтанд, ки ғаври кор дидӣ,
Маншури халифаро шунидӣ?
Минбаъд маҷоли гап задан нест,
Болотар аз ин сухан- сухан нест.
Гар мешунавӣ бад-ин сухан рост,
Хунад ҳадар асту мол яғмост.

Бар модару бар падар бубахшой,
З-ин шеваи носавоб бозой.
Лайлию падар агр ситезанд,
Хуни ту бад-ин гунаҳ бирезанд.
Моро чӣ раҳи ситезарӯӣ,
Имкони низоу кинаҷӯӣ?!
Маҷнун зи самои ин тарона,
Бардошт нафири ошиқона.
Аз ҳар мижа хуни дил равон кард,
Бар чеҳраи зард хунфишон кард.
Худро ба замини хорӣ афканд,
Дар вартаи хоксорӣ афканд.
Печид чу мори захмхӯрда,
Афтод чу мӯри ниммурда.
Ҳушаш зи сару тавон зи тан рафт,
Масрӯъосо зи хештан рафт.
Гирдаш ҳама халқ ҳалқа бастанд,
Дар ҳалқаи мотамаш нишастанд.
Довар зи ғамаш нишаст дар хун,
Шуд шеваи доварӣ дигаргун.
Дастури ҳукуматаш шуда суст,
Маншури халифаро фурӯ шуст.
К-ин нома, ки зиракифурӯш аст,
Қонуни маоши аҳли ҳуш аст.
Ҷуз бар сари оқилон қалам нест,
Девони сазои ин рақам нест.
То дер фитода буд бар хок,
Рухсора ниҳода буд бар хок.
Чун беҳушияш зи сар бурун шуд,
Ҳушаш ба нашид раҳнагун шуд.
Бо захмаи ишқ сохт чун чанг,
Шуд соз ба ин нашидаш оҳанг.
«Мо гармравони шоҳи ишқем,
Ғоратзадагони шоҳи ишқем.
Ҷуз ишқ вазифа нест моро,
Парвона халифа нест моро.
З-он поя, ки ишқ пои мо баст,

Кӯтаҳ бувад халифаро даст.
Он ҷо, ки ҳамоми мо гурезад,
Шоҳбози халифа пар бирезад.
Мо тоири сидраошёнем,
Болои замину осмонем.
З-он дам, ки анкабут созад,
Аз паҳлуи мо чӣ қут созад.
Лайлӣ чу даруни ҷон ниҳад пой,
Дар зовияи дилам кунад ҷой.
Гӯ банд бар ӯ халифа раҳро,
Бистон зи вай ин ду ҷилвагаҳро!
Ҳайҳот чӣ ҷои ин хаёл аст,
Маҳҷураи манн зи вай маол аст.
Маҳвам дар вай чу соя дар нур,
Дур аст, ки ман зи ман шавад дур!»

* * *

Холӣ аз наъту нишони адлу зулм,
Фарқ натвонад миёни адлу зулм.
Зулмро бандад ба ҷойи адл кор,
Адлро донад ба сони зулм ор.
Олам аз бедоди ӯ гардад хароб,
Чашмасори мулку дин аз вай сароб·

## ФАСЛИ ШОНЗДАҲУМ

## ДАР БОБИ НЕЪМАТВА ШУКРИ ОН

Ба назди марди доно неъмат он аст,
К-аз ӯ ҷонат бувад ҷовид масрур.
На симу зар, ки чун гӯрат шавад ҷой,
Бимонад ҳамчу сангат бар сари гӯр.

* * *

Ҳар киро дил ба адл шуд моил,
Тамаъ аз моли халқ, гӯ бигсил.
Тамаъу адл оташу обанд,
Ҳар ду як ҷо қарор кай ёбанд?!
Чун бикӯбад тамаъ дари маскан,
Адл берун гурезад аз равзан.
Аз тамаъ чун бувад гадоро нанг,
Кай сазад шоҳро ба он оҳанг?!
Ҳайф бошад зи шоҳи фаррухфар,
Зулмҷӯӣ паи зару зевар!
Зевари шоҳ васфи шоҳӣ бас!
Гӯ, мадеҳ дил ба зарру зевари кас!

* * *

Бо писар гуфт як шабе Маъмун,
К-эй дар иқболу бахт рӯзафзун!
Чун рассад навбати хилофати ту,
Ҳирси дунё мабод офати ту.
Ҳар киро аз хилофагии худой,
Нашавад сер нафси бадфармой.
Сер мушкил шавад аз он зару сим,
Ки кашад гаҳ зи бева, гаҳ зи ятим.

Эй ки аз пот наёбам то фарқ,
Як сари мӯй на дар неъмат ғарқ.
Сафҳаи ҷабҳаат он лавҳи имунир,
Ки бувад лоиҳ аз он сирри замир.
Турфа лавҳест, ки бе нуқтаву хат,
З-он тавон ҳарфи ризо хонду сахат.
Мардумони ҳабашипайкари чашм,
Дидабонони ту дар манзари чашм.
Абрувон чатри сияҳ бар сарашон,
Монеъ аз офати теғи х(в)арашон.
Гирдашон хори мижа парчинбанд,
То зи берун нарасад ҳеҷ газанд.
Гӯш букшода, даҳон аз ду тараф,
То шавад дурҷи гуҳар ҳамчу садаф.
Дар садаф қатраи найсон афтад,
В-андар ӯ гавҳари эҳсон афтад.
Дар машомат заду мошураи сим,
Медиҳад бӯи хуш анфоси насим.
Даҳанат коргаҳи тангу басе,
Корҳо ояд аз ӯ ҳар нафасе.
Нуқтаронӣ ба мададгории ҳуш,
Чошнигирии ширину туруш.
Луқма хоиву зулол ангезӣ,
Луқмаҳоро ба зулол омезӣ.
То нагардад ба гулӯ роҳи нафас,
Тӯтии ҷон нашавад тангқафас.
Дасти ту коргузор аз чапу рост,
Карда кори ҳама тан бе каму кост.
Поку нопок бишӯяд зи танат,
Барад олоиши чирк аз баданат.
Кафи ӯ роҳати аҳбобу ба мушт,
Муштакисози ҳарифони дурушт.
Вақти шонакашият панҷакушой,
Гоҳи тасбеҳи ту ангуштнамой.
Нохунаш захмаи чанги тани туст,
Ки бар он нағмаи роҳатзани туст.
Нест чун пои ту соҳибқадаме,
К-ат ба мақсуд расонад ба даме.

Роҳбаре, роҳсипаре, гомзане,
Поймарди ту ба ҳар анҷумане.
Чун сафи аҳли сафо созӣ ҷой,
Дорадад аз мадади соқ ба пой.
Ба мазаллат чу шавӣ хокнишин,
Маҳди иззат ниҳадат зери сурин.
Зонуяшро чу кунӣ курсии сар,
Ёбӣ аз сирри дили арш хабар…
Дил, к-аз ин парда бувад пардагие,
Нав ба нав ёфта парвардагие.
Ақлу дин пардагии пардаи ӯст,
Илму дониш ҳама парвардаи ӯст.
В-он чи берун бувад аз ҷону танат,
Лек дар омадану зистанат.
Бошадаш мадхале он роҳати туст,
В-аз сари хони карам неъмати туст.
Гарчи онро набувад ҳадду қиёс,
Воҷиб аст аз ту бар он шукру сипос.
Ҳамчунин офият аз ҳарчи балост,
Пеши соҳибназарон айни атост.
Неъмат аст ин, ки дилат дошт нигоҳ,
Аз ғами ҳашмату андешаи ҷоҳ.
Ҳар ч из-ин чарх гиреҳ бар гиреҳ аст,
Неъмати офият аз ҷумла беҳ аст.
Як бало гард у омад ба сарат,
Дошт эмин зи ҳазори дигарат.
Қадри ин неъмат агар медонӣ,
Хотир аз ғусса чӣ меранҷонӣ?

* * *

Эй дилатро сари бехешӣ не,
Ҷунбиши оқибатандешӣ не.
Гаҳ ба кошона ниҳӣ, гоҳ ба боғ,
Маснади эманиве маҳди фироғ.
Кардаӣ олами гил манзили дил,
Аз ту то олами дил сад манзил.
Чархро бин, ки чӣ бедодфан аст,

Маргро бин, ки чӣ бунёдкан аст.
Он зи бедодфанӣ бар сари кин,
В-ин зи бунёдканӣ карда камин.
Ту ба ғафлат зи ҳама осуда,
РОҳӣ бозиву ҳавас паймуда.
Гар ба дил ояти тарсет бувад,
В-аз хирадмандӣ дарсет бувад.
Беҳ, ки бетарс хурӣ в-ошомӣ,
Дар сафи бехирадон оромӣ.
Ёд кун зон ки расад марг фароз,
Кор бар ту шавад аз марг дароз.
Кашӣ аз хонаи ороста рахт,
Пой бар тахта ниҳӣ аз сари тахт.
Аз сари тахт барандат сӯи хок,
В-аз баландит бар он тира мағок.
Бурадат аз ҳама шамшери аҷал,
Дар таҳи хок ту мониву амал…
Муҷримон бори тааб бардоранд,
Маҳрамон роҳи тараб бардоранд.
Чанд аз ин воқеаи ҳоил беш,
Ту чунин бехабару ғофилкеш.
Боз гӯ, кин ҳама мағрурӣ чист?
В-аз раҳи аҳли хирад дурӣ чист?
Гар ғурури ту ба кохасту сарой,
Хушии манзилу ороиши ҷой.
Бин, ки одам ба чунин ҳуробод,
Ба яке васваса чун дур афтод.
В-ар ғурури ту ба ас ласту насаб,
Шарафи ҷадду карамварзии аб.
Бишнав афсонаи Нӯҳу писараш,
Ки чӣ тӯфони ғам омад ба сараш.
В-ар ба тоатвариву тақдис аст.
Мояи ибрати мо Иблис аст.
В-ар ба дидори накӯкорон аст,
Ки назаргоҳи вафодорон аст…
Паи ҳиммат бикаш аз доми ғурур,
Маи ғафлат махӯр аз ҷоми ғурур.

## ФАСЛИ ҲАФДАҲУМ

## ДАР БОБИ АДЛУИНСОФ, НЕКИВУ НАКӮКОРӢ ВА ХИРАДУ ХИРАДМАНДӢ

Адл кун, адл, ки меъмории адли ту кунад,
Садди ҳар рахнаи зулме, ки ба офоқ –дар аст.

* * *

Ба инсофу адл аст гетӣ ба пой,
Сипоҳе чу он нест гетикушой.

* * *

Тамау адл оташу обанд,
Ҳарду як ҷо қарор кай ёбанд?!

* * *

Ҷаҳд кун то ҳар хатову ҳар халал,
Гардад аз адлат ба зидди худ бадал!
Не, ки аз ту адл гирад ранги зулм,
Хурд гардад ҷоми адл аз санги зулм.

* * *

Ҳақ нишондат ба тахти додгарӣ,
То кунӣ пеши теғҳо сипарӣ.
На, ки худ теғи ҷонфишон бошӣ,
Офати ҷони ину он бошӣ.

* * *

Чу бикӯбад тамаъ дари равзан,
Адл берун гурезад аз маскан.

Пайи мулк то чанд хун рехтан,
Ба ҳар кишваре лашкаре ангехтан?

* * *

Нуктаи хуш гуфтааст он дурбин,
Адл дорад мулкро қоим, на дин!

* * *

Маяфган ба кори раият гиреҳ,
Худо он чи додат, ба эшон бидеҳ!

* * *

Бар рамма бошад балое бас бузург,
Чун саги дарранда бошад ёри гург.

* * *

Ба адл ор рӯ, то ки одил шаванд,
Ҳама бо ту дар адл якдил шаванд.

* * *

Адл чун мулкро шавад меъмор,
Ҳеҷ чизи дигар наояд ба кор.

* * *

Адлро рӯ ба чархи воло кун,
Зулмро дар чаҳи адам ҷо кун!

* * *

Ҳар киро дил ба адл шуд моил,
Тамаъ аз моли халқ, гӯ, бугсил.

Ба роҳиҷаҳолат машав тезгом,
Мабар дасти макнат ба касби ҳаром.
Ки гар киссатро диҳад фарбеҳӣ,
Кунад синаатро зи имон тиҳӣ.

*  *  *

Кулаҳ аз адлу қабо пӯш зи дод,
Бар ту ин нуқта фаромӯш мабод.
З-он ки ободии мулк аз адл аст,
В-аз ғамозодиимулказадласт.
То раият зи малик шод нашуд,
Мулк аз саъйи вай обод нашуд.

*  *  *

Ҷаҳонподшоҳо, дар инсоф кӯш,
Зи ҷоми адолат маи соф нуш.
Ба инсофу адл аст гетӣ ба пой,
Сипоҳе чу он нест гетикушой.
Агар мулк хоҳӣ раҳи адл пӯй,
Вагар не, зи дил он ҳавасро бишӯй.
Тиҳиқабза аз тири тадбир бош,
Ба теғиадолатҷаҳонгир бош!
Чунон зи, ки гар бошадат Шарқҷой,
Кунанда талаб аҳли Ғарбазхудой.
На з-он сон ки дар Рай шавӣ ҷойгир,
Ба нафринат аз Рум хезад нафир.
Шуд аз дасти зулми ту кишвар хароб,
Ба мулки дигар по макун дар рикоб.
Ба мулки худат нест ҷуз зулм хӯй,
Чӣ орӣ ба иқлими бегона рӯй?!

*  *  *

Золимонро паи коре бинишон,
Обашон резу ғуборебинишон.

Тоҷи мулк аз сари дунон бирабой,
Тахти давлат зи забунон бирабой.
Соиди каҷқаламон соз қалам,
Зан аз он қоидаи рост қалам.
Бераҳонро ҳашари бим фирист,
Роҳдоне ба ҳар иқлим фирист.

* * *

Теғаззолимонмадордареғ,
Адлро дор дар ҳимояти теғ.
Чун сиёсат кам аз гуноҳ бувад,
Муҷримонро чӣ интибоҳ бувад?
Заҷри кам дафъи зулм натвонад,
Фасди ноқис мараз бишӯронад.

* * *

Шавӣ аз бадӣ пур, зи некӣ тиҳӣ
В-аз он набвадат заррае огаҳӣ.

* * *

Шаҳру деҳ обод ба адл асту бас,
Табъи ҷаҳон шод ба адл асту бас.

* * *

Эй, ки ҳиммат ба сӯи он дорӣ,
Ки шавӣ шӯҳра дар накӯкорӣ.

* * *

Нек кун, то нек пеш ояд туро,
Бад макун, то бад нафарсояд туро.

Эй, ки дар тоҷу нигин дорӣ рӯй,
То ба кай тоҷу нигин хоҳад монд?!
Мулки ҳастӣҳама тай хоҳад шуд,
На замону на замин хоҳад монд!
То тавонӣ, ба ҷаҳон некӣ кун,
К-аз ҷаҳон бо ту ҳамин хоҳад монд!

* * *

Ба гетӣ мазан ҷуз ба некӣ нафас,
Ки ин аст ойини некону бас.

* * *

Эй, ки дар тоҷу нигин дорӣ рӯй,
То ба кай тоҷу нигин хоҳад монд?
Мулки ҳастӣҳама тай хоҳад шуд,
На замону на замин хоҳад монд.

* * *

Шоҳ он бошад, ки равшанхотиру бихрад бувад,
Некувонро ҳол аз ӯ неку бадонро бад бувад.

* * *

Фани хеш некӣ кун, эй некзан,
Ки беҳгар бувад некзан некфан!

* * *

Ғайр аз инат мабод андеша,
Ки камозориат шавад пеша.

* * *

Ҷаҳон кӯҳу феъли ту омад нидо,
Ҷазои ту бар феъл бошад садо.

Аз ин кӯҳ к-аз феъли ту пурнидост,
Садо ҷуз ба вифқи нидо барнахост.

* * *

Намакро чун кунӣ дар хӯрди худ сарф,
Намакдонро манеҳ ангушт бар ҳарф!

* * *

Зи хони ҳар касе олой ангушт,
Дар озори вай ангуштон макун мушт!

* * *

Бӯ, ки аз чун ту накӯкирдоре,
Ба дили кас нарасад озоре.

* * *

Нест лоиқтар аз ин ҳеҷ карам,
К-аз касон боз кашӣ дасти ситам.

* * *

Макун чун фурӯмоягон дил гарон,
Зи ҳоҷатравоии ҳоҷатварон.

* * *

Ниҳоле, ки корӣ дар ин тирахок,
Чунон кор, к-аз вояи табъи пок.
Диҳад номи некӯт имрӯз бор,
Ба фардот хушнудии кирдигор.

Набошад шавқи дил ҳаргиз аз он беш,
Ки ҳамсоя шавад ёру вафокеш.
Чу гирад об бар лаб ташнаҷоне,
Бисӯзад гар на тар созад даҳоне.

* * *

Зи идбори шар рӯ неҳ андар гурез,
Ба иқболи ҳар хайр шав зудхез!

* * *

Сӯи хеш гӯ бухлро раҳ манеҳ,
Ки дасти кушод аст аз баста беҳ.

* * *

Бори фақр ар фиғанӣ аз як тан,
Бори миннат манеҳаш бар гардан.
Кӯҳе аз фикр агар ояд пеш,
Коҳе аз миннат аз он бошад беш.

* * *

Бошад озори халқ ғамфарсуд,
Хору хошоки киштзори вуҷуд.
Пок шав, пок, к-ин хасу хошок,
Надамат ҷуз зи тинати нопок.

* * *

Бош чун баҳр зи олоиш пок,
Бубар олоиш аз олоишнок!

* * *

Бо баду нек накӯкорӣ варз,
Шеваи ёриву ғамхорӣ варз!

Боз каш пой зи озори ҳама,
Даст бикшой ба исори ҳама!

* * *

Эй хуш он равшандили покизарой,
К-оварад шарти мурувватро ба ҷой.

* * *

Ба гетӣ мазан ҷуз ба некӣ нафас,
Ки ин аст оини некону бас!

* * *

Марав рӯй дар шуғли шар чун хасон
В-агар хайр бошад ба ғоят расон!

* * *

Ба дарвеши мӯҳтоҷ бахшиш намой,
Фурӯ баста кораш ба бахшиш кушой.
Бувад ӯ чу лабташна кишту ту меғ,
Чаро дорӣ аз кишт борон дареғ!

* * *

Абр шав, то ки чу борон резӣ,
Бар гулу хас ҳама яксон резӣ.

* * *

Ҳарчи омод ба дасти марди карим,
Ҳама дар пои дӯстон афшонд.
Ончи андӯхт сифлатабъи лаим,
Баъди марг аз барои душман монд.

Ҳаст неку бади олам ҳама пӯст,
Он чи мағз аст дар ӯ, номи накӯст.
Чашм аз ин пӯст сӯи мағз кушой,
Мағз нағз аст, сӯи мағз гирой!

* * *

Баровар ба кори накӯ дар ҷаҳон,
Ба арзи замин ному тӯли замон.

* * *

Хуш он кас, ки оби рухи худ нарехт,
Ба некаш рух оварду ба бад герехт!

* * *

Пеша кун афв ба хубиву х(в)ашӣ,
Бугзар аз нохушиву кинакашӣ.
Кинахоҳӣ равиши эҳсон нест,
Ҳар ки эҳсон накунад, инсон нест!
Машав аз варзиши беэҳсонӣ,
Хориҷ аз доираи инсонӣ.

* * *

Онро, ки на ҳақшиносу ҳақбин бошад,
Гар битвонӣ, мабину машнос, эй дил!

* * *

Макун зоеъ инъоми худ зинҳор,
Ба ҳақношиносони ҳақногузор!

* * *

Ба кӯҳ он чи гӯӣ, ҷуз он нашнавӣ,
Ба хок он чи корӣ, ҷуз он надравӣ.

Бо ҳама ҳампешаву ҳампеша бош,
Якдилу якрӯю якандеша бош!

* * *

Бо ҳама бош ба сулҳоварие,
Ки нағунҷад ба миён доварие.

* * *

Некӣ омӯз аз ҳама аз кам зи худ охир чӣ айб,
Ростӣ дар ҷадвали зарб гар зи чӯбин мистар аст.
Нест қадри оливу дун ҷуз ба миқдори амал,
Қасри шаҳро посбон бар бому дарбон бар дар аст.

* * *

Хуш он кас, ки кораш накӯӣ бувад,
Ба неку бадаш некхӯӣ бувад.

* * *

Ҳазар кун зи роҳе  ки рӯ дар шар аст,
Ки он раҳ сӯи чаҳ туро раҳбар аст.
Қадамро нигаҳ дор аз ин тирароҳ,
Мабодо, ки ногаҳ дарафтӣ ба чоҳ.

* * *

Шамъ шав, шамъ, ки худро сӯзӣ,
То ба он базми касон афрӯзӣ.

* * *

Хайр гӯ, хайр, в-арна хомӯш кун,
Ҳар чи ҷуз хайр, з-он фаромӯш кун!

Эй ки пурсӣ, ки «беҳтарин кас кист?»
Гӯям аз қавли беҳтарин касон:
Беҳтарин кас касе бувад, ки зи халқ,
Беш бошад ба халқ нафърасон!

* * *

Сафҳаи даҳр бувад дафтари умри ҳама халқ,
Инчунин гуфт хирадманд, ки андеша гумошт.
Хуррам он кас, ки бар ин дафтари пок аз ҳама ҳарф,
Рақами хайр кашиду асари хайр гузошт.

* * *

Шоҳ он бошад, ки равшанхотиру бихрад бувад,
Некувонро ҳол аз ӯ некӯ, бадонро бад бувад.

* * *

Хирадро асар дар дили оқилон,
Фузун бошад аз теғбарҷоҳилон.

* * *

Ҷавҳари дилро зи араз пок кун,
Чашми хирадро зи ғараз пок кун.

* * *

Хирад айби он бехирад мекунад,
Ки манъи кас аз кори х(в)ад мекунад.

* * *

Адлу инсоф дон, на куфру на дин,
Он чӣ дар ҳифзи мулк даркор аст.

Адли бедин низоми оламро
Беҳтар аз шоҳи диндор аст.

* * *

Нохирадманд, ки бар қоидаи табъ равад,
Ҳама одоби вай афтад зи роҳи сидқу савоб.
Лек бихрад, ки ба дастури хирад кор кунад,
Шавад аз ҳусни қиёсат адабомӯзи давоб.

* * *

Ҷуз ба тадбири хирад аз сарни худ дафъ макун,
Бо ту шарире агар шӯру шаре гирад пеш.
Ба тазаррӯъ маси пар роҳи халосӣ, ки ба он,
Аз бадаш гар гузаронӣ, батарее гирад пеш.

* * *

Мансаби хусравият дода худой,
К-оварӣ қоидаи адл ба ҷой.
Беҳи зулм аз дили худ пок бикан,
Шохи золим ба сиёсат бишикан.
Теғ бар кас мазан аз кинаварӣ
Беҳ, ки бошад дилат аз кина барӣ…
Хашму кин чашми хирадро рама даст,
Норамида зи  рамад, бехирад аст.
Чун кашад оташи хашми ту алам,
Оби афваш бизан аз баҳри карам…
Макун андар кушиши халқ шитоб,
Ки туро нест дар ин кор савоб.

* * *

Гӯй бо додталаб нарм, на тез,
Оҷизонро набувад тоби ситез.
Нармборон ба зироат диҳад об,
Чун рассад сел, шавад кишт хароб…

Гӯш бар қиссаи муҳтоҷон дор,
Кори ҳоҷатталабон зуд гузор.

*     *     *

Ҳамчу товус худорой мабош,
Дар дудоройӣ худорой мабош.
Афсари фарқи ту бас иззи суҷуд,
Зевари дасти ту зарбахшиву ҷуд…
Кулаҳ аз адлу қабо пӯш зи дод,
Бар ту ин нукта фаромӯш мабод.
З-он ки ободии мулк аз адл аст,
В-аз ғам озодии мулк аз адл аст.
То раият зи малик шод нашуд,
Мулк аз саъйи вай обод нашуд.

*     *     *

Адли Нӯширвон чун ёфт камол,
Мулкаш аз моштаи адл ҷамол.
Хост тафтиши ғаму шодии мулк,
Ба хабаргирӣ аз ободии мулк.
Хешро шӯҳра ба беморӣ сохт,
В-он ггаҳ овоза ба ҳар шаҳр андохт.
К-оварандаш сӯи дорухона,
Кӯҳнахиште зи яке вайрона.
К-он ҳакимон, ки зи кор огоҳанд,
Баҳри дармони вай ин мехоҳанд.
Кард халқе зи хирад ёфта баҳр,
Хиштҷӯ деҳ ба деҳу шаҳр ба шаҳр.
Ҳеҷ ҷо ёфт нашуд вайроне,
Кӯҳнакохеву харобайвоне.
То ба ҷондории он поксиришт,
Ба каф оранд яке қолаб хишт.
Боз гаштанд ҳама дасти тиҳӣ,
Шоҳро бар садади арзадиҳӣ.
Ки зи меморнии адлат ба ҷаҳон,
Нест вайрона чӣ пайдо чӣ ниҳон.
Хишт бар хишти замин маъмур аст,

Аз вай осори харобӣ дур аст.
Чуғд дар кишвари ту ҳаст ба ранҷ,
Ки харобӣ шуда ноёб чу ганҷ.
Шаҳ чу дастури иморат бишунид,
Рахти неъмат ба дари шукр кашид.
Гуфт:ал-миннату лиллаҳ, ки худой,
Шуд сӯи адл маро раҳнамой.
Сохт обод ба манн оламро,
В-аз ғам озод бани одамро.
Қолаби ман на халалоин буд,
Қасди ман аз талаби хишт ин буд.
В-ар на ҳаргиз накунад ҳеҷ устод,
Хонаи тан ба гилу хишт обод.

* * *

Дабири хирадманди донишпажӯҳ,
Нависандаи қиссаҳои ҳар гурӯҳ.
Навишт аз Сикандар, шоҳи номдор,
Ки чун салтанат ёфт бар вай қарор.
Чу нури хирад будаш андар сиришт,
Хирадномаҳои ҳакимон навишт.
Зи ҳар ҳарфи ҳикмат, ки шуд баҳраёб,
Навишташ ба ҳал сохта зари ноб.
Бале, накди баҳри хирад гавҳар аст,
Ба зар назми силки гуҳар хуштар аст.
Ба ҳар лаҳза кардӣ дар он ҷо назар,
Шудӣ аз саводаш мукаҳҳал басар.
Гирифтӣ ба дастури он кор пеш,
Ба он рост кардӣ ҳама кори хеш.
Нахуст аз Арасту, к-аш устод буд,
Ба шогирдии ӯ дилаш шод буд.
«Хирадномаи нағз» унвон гирифт,
Ки мағз аз қабули дилу ҷон гирифт.
Зи номи худояш сароғоз кард,
В-аз он пас навои дуо соз кард.
Ки шоҳо, дилат чашмаи роз бод.

Ба рӯи ту чашмаи риз обоз бод!
Забоне, ки бошад ба фармон гарав,
Набошад беҳ аз гӯши фармоншунав.
Фазилат бувад дар қабули сухун,
На андар фузулии «кун ё макун».
Зи савсан гули боғ аз он беҳтар аст,
Ки ин ҷумла гӯш, он забоновар аст.
Худой он чӣ ба бандагон мекунад,
Аз эшон тавақӯъ ҳамон мекунад.
Кунад лутф, то лутфхӯи кунанд,
Кунад некӯӣ, то накӯӣ кунанд.
Бипарвард дар луҷҷаи ҷӯдашон,
Ба ҷӯде, ки парвард, фармудашон.
Гуноҳи ҳама аз нами афа шуст,
Ба ҷурми касон аз ҳама афв ҷуст.
Аз он бо ҳама зад дам аз ростӣ,
Ки тобад иноншон зи кам-костӣ.
Ба ҳар касс зи доду ситам роҳ кушод,
Намехоҳад аз вай ба ҷуз он чӣ дод.
Маяфган ба кори раият гиреҳ,
Худо он чӣ додат, ба эшон бидеҳ.
Тараҳҳум куну афву бахшиш намой,
Ки инҳо расидат зи фазли худой.
Ҷаҳон кӯҳу феъли ту омад нидо,
Ҷазои ту бар феъл бошад садо.
Аз ин кӯҳ, к-аз феъли ту пурнидост,
Садо ҷуз ба вифқи нидо барнахост.
Ба кӯҳ он чӣ гӯӣ, ҷуз он надравӣ,
Ба хок он чӣ корӣ ҷуз он надравӣ.
Ниҳоле, ки корӣ дар ин тира хок,
Чунон кор, к-аз вояи табъи пок.
Диҳад номи некӯт имрӯз бор,
Ба фардот хушнудии кирдигор.
Агар вогузорӣ ба ӯ кори хеш,
Наёяд туро ҳеҷ душвор пеш.
Зи кори ту душман парешон шавад,
Ҳама корҳо бар ту осон шавад.
В-агар ҷуз бад-ӯ афганӣ корро,

Нишона шавӣ тири идборро.
Бимонад турок ор носохта,
Дил аз нақди иқбол пардохта.
Наёварда рӯи дил андар салоҳ,
Зи ту қасди ислоҳ набвад мубоҳ.
Зи гумкардараҳ раҳнамоӣ кӣ ёфт?
Зи дуди сияҳ рӯшноӣ кӣ ёфт?
Зи сарчашма чун талху шӯр ояд об,
Зи лабташнагон кай барад таффу тоб?
Гар ислоҳи халқи ҷаҳон боядат,
Дил аз ҳар бадӣ баркарон боядат.
Нашуста зи худ ҳарфи айб аз нахуст,
Зи ту айбшӯӣ наёяд дуруст.
Чу нопок ояд ба ту оби ҷӯй,
Маҷӯ покии ҷома аз шустушӯй.
Машав ғарраи ҳусни гуфтори хеш,
Накӯ кун чу гуфтор кирдори хеш.
Чу кирдори носеҳ бувад нописанд,
Насиҳат кай афтад зи вай судманд?!
Хирад айби он бехирад мекунад,
Ки манъи кас аз кори х(в)ад мекунад.
Нашуд монеи тифл қавли падар,
Ки хӯрд ҳалвову гуфташ: «Мах(в)ар.
Паи заҷри нодони бебоккеш,
Бувад қуввати феъл аз қавл беш.
Вадиат ниҳодат фалак дар сиришт,
Басе хӯи нреку басе хӯи зишт.
Ҳалоки ту дар хӯи зишт аст, лек,
Наҷоти ту бахшад аз он хӯи нек.
Чу ғолиб шавад хӯи бад бар мизоҷ,
Набошад ба ҷуз хӯи некаш илоҷ.
Бизан шишаи хашмро санги ҳилм,
Бишӯ зулмати ҷаҳлро з-оби илм.
Ба фикрат зи дил занги нисён бибар,
Ба шукр аз дарун доғи куфрон бибар.
Чу боре зи гардунат ояд ба дӯш,
Дар афгандани он машав ҳилакӯш.

Ба пушти таҳаммул каш он борро,
Макун ҳилагар нафси макорро.
Мабодо шавад сахтгир кори ту,
Ба пушти ту гардад фузун бори ту.

* * *

Хирад ҷумла лаб шуд заминбӯсро,
Заминбӯсии Асқалинусро.
Ҳакиме, ки чун лаб ба ҳикмат кушод,
Зи табъи гуҳарбораш ин нуқта зод.
Ки эй ғарқаи неъмати эзидӣ,
Гирифтори куфрон зи нобихрадӣ.
Бубин неъмату шукри неъмат бигӯй,
Бубин зиллату дил зи зиллат бишӯй.
Зи шукр аст неъмат зи фазоишпазир,
Агар марди роҳӣ, роҳи шукр ги р.
Мабодо равад пои неъмат зи ҷой,
Фурӯ бандаш аз риштаи шукр пой.
Иботатгарони худоношинос,
Чу гарданда гованд гирди харос.
Ки ҳарчанд холӣ зи гардиш назист,
Намедонад он гардиш аз баҳри чист.
Ба сад воя мӯҳтоҷ ҷон костан,
Беҳ аз ҳоҷат аз нокасон хостан.
Ба хоҳиш аз эшон марез обрӯй,
Мадор обрурoo кам аз оби ҷӯй.
На зар деҳ ба мӯҳтоҷи фоҷир, на зӯр,
Мададгории ӯ макун дар фуҷур.
Маю шоҳидашро, ки омодигист,
Зи ту майфурӯшию қаввoдагист.
Макун зоеъ инъоми худ зинҳор,
Ба ҳақношиносони ҳақногузор.
Ба баҳр андарун беҳ гуҳар рехтан,
Ки дар кисаи сифла зар рехтан.
Ба таълими нокас забон кам кушой,
Ки таълими ӯ нест донишфизой.
Зи дониш дилаш кай мунаввар шавад,

Ба саг об резӣ, наҷастар шавад.
Саломат агар боядат, гӯш бош,
Зи гуфтори беҳуда хомӯш бош.
В-агар з-он сухан гӯӣ сухан, рост гӯй,
Ба ҷуз ростӣ зевари он маҷӯй.
Надонад дили ҳеҷ донишваре,
Суханро беҳ аз ростӣ зеваре.
Ба санъат суханро, ки оростӣ,
Чӣ ҳосил, чу холист аз ростӣ?!
На танҳо шиори забон аст сидқ,
Ҳисори тану ҳирзи ҷон аст сидқ.
Дар ин кӯҳнабеша дурангӣ макун,
Зи шерӣ занӣ дам, палангӣ макун?
Даруну бурунро ба ҳам рост соз,
Зи каҷбоз беҳтар бувад ростбоз.
Дарунро биёрой ҳамчун бурун,
Ва ё кун бурунро ба ранги дарун!

* * *

Чу шоҳ аз раият бувад комхоҳ,
Гадо бошад андар ҳақиқат, на шоҳ!
Зи донандагон достонест рост,
Ки хоҳанда ҳар кас, ки бошад гадост.

* * *

Нуктае хуш гуфтааст он дурбин,
Адл дорад мулкро қоим, на дин.
Куфркеше, к-ӯ ба адл ояд фиреҳ
Мулкро аз золими диндор беҳ.

* * *

Шоҳ чун набвад ба нафси худ ҳаким,
Ё ҳакиме набвадаш ёру надим,
Қасри ҳукмашро бувад бунёд суст,
Кам фитад қонуни ҳукми ӯ дуруст.

Чун ба тадбири ҳакими номдор,
Ёфт гетӣ бар шаҳи Юнон қарор.
Бар сари гетӣ мусаххар сохташ
Сонӣ иснайни Сикандар сохташ.

## ФАСЛИ ҲАЖДАҲУМ

## ДАР БОБИ МАЙ ВА БАДМАСТӢ

Душмани ҳуш аст май, эй ҳушманд,
Дӯстро мағлуби душман кам писанд!

* * *

Шаробхора чу бар хештан раво дорад,
Ки сиблат аз қайи нопоки май биёлояд.
Саг аз масона гар ибриқи оби гарм орад,
Ки ғусли сиблати нопокии ӯ кунад, шояд!

* * *

Масте ба қасди арбада чун роҳ гирадат,
Бо ӯ ба рифқ кор кун, э кордон ҳаким.
Мӯест ирзи марди хирадманди хурдадон,
Мапсандаш аз кашокаши нобихрадон ду ним.

## ФАСЛИ НУЗДАҲУМ

## ДАР БОБИ ШАҲВАТ,ТАМАЪКОРӢ ВАБАДНАФСӢ

Агар пурсӣ тамаъро, к-ат падар кист?
Бигӯяд: «Шак дар ақдори илоҳӣ».
В-агар гӯӣ, ки корат чист гӯяд:
Ба меҳнатҳои ҳирмон умркоҳӣ.

* * *

Аз тамаъ чун бувад гадоро нанг,
Кай сазад шоҳро ба он оҳанг?!

* * *

Лаб ба ҳар туъма маёлой, ки дандон шиканад,
Бар сари хони фурӯмоя зи полудаи қанд.

* * *

Тамаъ пои дилро ба чуз банд нест,
Тамаъ кори марди хирадманд нест.

* * *

Хотир аз он тиҳӣ кун, ки мудом,
Мурғро оз кунад бастаи дом!

* * *

Талабро намегӯям инкор кун,
Талаб кун, валекин ба ҳинҷор кун!
Ба мурдорҷӯӣ чу каргас мабош,
Гирифтори ҳар нокасу кас мабош!

Дилат аз об бипардоз, ки ҳаст,
Моҳӣ аз оз гирифтор ба шаст!

* * *

Саг паи луқма чу дум ҷунбонад,
Оқил онро на тавозӯъ хонад.
Беҳтар аз сиблати он кас думи саг,
Ки бар ӯ баҳри тамаъ ҷунбад раг.

* * *

Макаш зери рон маркаби ҳирсу оз,
Зи гетӣ ба қадри кифоят бисоз!

* * *

Роҳи шаҳват бар гилу лои балост,
Ҳар ки афтад андар ин гил,барнахост.
Ҳар ки як ҷуръа майи шаҳват чашид,
То абад рӯйи халосӣ з-он надид.

* * *

Ҳар он кас, ки дуздида бар сирри мард,
Шавад мутталеъ, шоядаш хонд дузд.
Ба он кор агар музд дорад тамаъ,
Ҳамин беҳ, ки номаш ниҳи зан ба музд.
Гумони хомтамаъ он бувад, ки бар ҳама халқ,
Фариза аст, кибо вай шаванд эҳсонсанҷ.
Чу хомии тамаи ӯ ба пухтагӣ нарасад,
Фитад зи тангдилӣ дар мазиқи меҳнату ранҷ.

* * *

Бурдан ҳасад аз ҳоли касон таври хирад нест,
Зинҳор, ки аз таври хирад дур набошӣ.
Аз халқ тамаъ ҳамчу ҳасад мояи ранҷ аст,
Бигсил тамаъ аз халқ, ки ранҷур набошӣ.

Хар киро хар сохт шаҳват номи хардал гӯ ба ақл,
Худ ба фаҳми хӯрдабинон номи хардал ҳам хар аст.

* * *

Чашми ақлу илм кӯр аз шаҳват аст,
Дев пеши дида ҳур аз шаҳват аст.
Ҳар куҷо ғавғои шаҳват кард зӯр,
Мебарад аз дил хирад аз дида нур.
Сели шаҳват ҳар куҷо тӯфон кунад,
Хонаи иқболро вайрон кунад.
Ҳар кӣ як ҷуръа маи шаҳват чашид,
То абад рӯи халосӣ з-он надид.

* * *

Ҳар каҷқалам, ки рост кунад хешро бар он,
К-орад ба даст моли фақире ба макру фан.
Дасташ ба теғ соз қалам, то рақам кунанд,
Осори адлу доди ту бар сафҳаи замон.
Бар нафсу моли халқ касеро макун амин,
К-ӯ дар риояти дираме нест мӯътамин.
Дар ҷомахона раҳ мадеҳ онро, ки меканад,
Аз мурдашӯй пираҳан, аз мурдагон кафан.
Озорҷӯйро макун осуда з-эминӣ,
К-озурда мурданаш беҳ аз осуда зистан.
Онро, ки ситри айбдаридан бувад ҳунар,
Бар вай барои ситр кафан беҳ, ки пираҳан.
Як хулқи хуш, зи ҳар кӣ бубинӣ, писанд кун,
Юмни Суҳайл шуд санади давлати Яман.
Як лаҳза ҳар кӣ нек шавад, муғтанам шумор,
Қарани Увайс шуд сабаби равнақи Қаран.
Чизе, ки мекунӣ талаб, аз аҳли он талаб,
К-аз норбун ба нор расӣ, не зи норван.
Некон фариштхӯю ба даст аҳримансифат,
Мапсанд бар фариштаравон ҳукми аҳриман.
Каждастро бикаш раги ҷон аз бадан, ки ҳаст,
Аз баҳри даст бастанаш ин беҳтарин расан.

Ба Бағдод шуд гомзан зираке,
Дучораш фитод аз қазо кӯдаке.
Зи даври рухаш қурси маҳро шикаст,
Чу рӯи худаш гирдаи нон ба даст.
Ҳаме хӯрд аз он гирдаву мегирист,
Бад-ӯ гуфт зирак, ки ин гиря чист?
Бигуфто? «Манам кӯдаке яктана,
Зи хони амал меъдае гурусна.
Басе иштиҳо сохту ин гирда хурд,
Куҷо роҳи серӣ тавонам супурд?
Зи гиря аз онам чунин талхком,
Ки медонам ин зуд гардад тамом.
Бимонам зи бетӯшагӣ сар ба зер,
На дар дасти ман нону не меъда сер».
Биё, соқӣ, ки он май, серӣ диҳад,
Дар ин бешаам зӯри шерӣ диҳад.
Бидеҳ то дароям чу шерри жаён,
Ба ҳам барзанам кори суду зиён.
Биё, мутрибо в-аз камони рубоб,
Ки аз риштаи ҷон зеҳаш бурд тоб.
Зи ҳар нағмаи зер тире фиган,
Ба ман чун шикорӣ нафире фиган.

## ФАСЛИ БИСТУМ

## ДАР БОБИ РИЗҚУ РӮЗӢВА МЕҲМОННАВОЗӢ

Қисмати ризқат зи азал кардаанд,
Чанд паи ризқ парокандагӣ?
Фоидаи зиндагият бандагист,
Сар макаш аз қоидаи бандагӣ.

* * *

Ҳар кас, зи хонадони нубувват насиб ёфт,
Таъзими ӯ вазифаи ҳар бенасиб нест.
Ҳаст ӯ ғариби даҳр, ба роҳи муҳаббаташ,
Гар молу мулку ҷоҳ бибозӣ, ғариб нест.

* * *

Чун гадо бар дари саро-т расад,
Ҳар чӣ дорӣ, бидеҳ, баҳона макун.
То наёяд ба хотираш чизе,
Пеши ӯ зикри аҳли хона макун!

* * *

Чу мизбон биниҳад хони макрамат, он беҳ,
Ки аз мулоҳизаи меҳмон канор кунад.
На он ки бар сари хон луқма-луқмаи ӯро,
Ба зери чашм бибинад, ба дил шумор кунад.

* * *

Он аробӣ ба шутур қонеъу шир,
Дар яке бодия шуд марҳалагир.
Ногаҳон ҷамъе аз арбоби қабул,
Шаб дар он марҳаела карданд нузул.

Хост мардона ба меҳмонияшон,
Шутуре бурд ба қурбонияшон.
Рӯзи дигар раҳи пешина супурд,
Баҳри эшон шутуре дигар бурд.
Узр гуфтанд, ки боқист ҳанӯз,
Чизи аз додаи дӯшин имрӯз.
Гуфт хушо, ки зи пасмондаи дӯш,
Деги ҷуд оядам имрӯз ба ҷӯш.
Рӯзи дигар зи карамварзӣ, пушт,
Кард маҳкам, шутуре дигар кушт.
Баъд аз он бар шутуре рокит шуд,
Баҳри коре зим иён ғоиб шуд.
Қавм чун хони наволаш хӯрданд,
Азми реҳлат зи диёраш карданд.
Дасти эҳсону карам бикшоданд,
Бадраи зар ба аёлаш доданд.
Дур ногашта ҳанӯз аз дида,
Меҳмонони карамварзида.
Омад он турфа ародӣ аз роҳ,
Дид он бадра дар он манзилгоҳ.
Гуфт, к-ин чист, забон бикшуданд,
Сурати ҳол бад-ӯ бинмуданд.
Хост бадра ба кафу найза ба душ,
В-аз паи қавм баровард хурӯш.
К-эй сафеҳони хатоандеша,
В-эй лаимони хасосатпеша.
Буд меҳмониям аз баҳри карам,
На чу байъ аз паи динору дирам.
Додаи хеш зи манн бистонед,
Пас равоҳил ба раҳи худ ронед.
В-ар на то ҷон биравад аз танатон,
Дар тан аз найза кунам равзанатон.
Додаи хеш гирифтанду гузашт,
В-он ароби зи қафошон баргашт.

## ФАСЛИ БИСТУ ЯКУМ

## ДАР БОБИ ХАШМУ ҒАЗАБ ВА ГУНАҲУ ГУНАҲКОРӢ

Чун рухи зишти ту бинам, дили ман,
Иқди исрори гунаҳ фасх кунад.
З-он ки тарсам, ки зи шуми гуноҳ,
Қаҳри эзид чу туям масх кунад.

* * *

Номаи мардуми чашмам зи гунаҳ шуста нашуд,
Гарчи аз гиря дусад бор пуробаш кардам.
То раҳад з-оташи фардои қиёмат, имрӯз,
Бе назар дар рухи зишти ту азобаш кардам.

* * *

Боадаб бандае аз беҳталабӣ,
Гомзан шуд ба раҳи беадабӣ.
Бас адабварз, ки аз лағзиши пой,
Маркази беадабӣ созад ҷой.
Хоҷаро сохт чу оташ ғазабаш,
Сӯхтан хост ба доғи адабаш.
Рафту бо ашки надоматрезӣ,
Кард оғоз шафеъангезӣ.
Муқбиле зад қадами ҳамраҳӣ,
Бо вай аз баҳри шафоатхоҳӣ.
Хоҷа бахшид гунаҳаш ба шафеъ,
Бахшиш аз аҳли карам нест бадеъ.
Банда он муждаи бахшиш шунид,
Чашмаи хун зи дилу дида кушуд.
Чеҳра аз хуни ҷигар гулгун кард,
Доман аз сели мижа пурхун кард.
Бо вай он марди шафоатпеша,

Гуфт, к-эй ғофили беандеша.
Аз паси авфи гунаҳ гиря зи чист?
Кас бад-он сон, ки ту гирйӣ, нагирист.
Хоҷа гуфт аз мижа он хунполост,
К-аз паи авфи талаб кори ризост.
Авфаш аз қавли забон ҳосил шуд,
Ба ризоҷӯии дил моил шуд.
Чун бувад дил зи касе нохушнуд,
Ба забон авф каяш дорад суд.
Ҳар чи ӯ кард, ба сурат биҳил аст,
Лек хушнудии дил кори дил аст.

* * *

Эй рух афрӯхта аз оташи хашм,
Хирманат сӯхта аз оташи хашм.
Аз хасон оташе афрӯхтаӣ,
Тару хушки ду ҷаҳон сӯхтаӣ.
Хори хушкӣ, ки зи ту сад хирман,
Шавад аз як шарар оташ равшан.
Оби ҳилме бизан ин оташро,
Дар таҳи пой каш ин саркашро.
Даҳан аз гуфтаи беҳуда бибанд,
Лабат олуда ба нохуш мақисанд.
Баҳри озор макаш теғи забон,
Бар забунон магузар теғзанон.
Ҳар замон паҳн макун аз сари кин,
Панҷа дар силии мушти мискин.
Дам ба дам бар тане аз ҷурм барӣ,
Пур макун мушт зи бедодгарӣ.
Лаб фурӯ банд ба дандони ситам,
Боз каш аз лагади зулм қадам.
Чун сутурони ҳарун чанд зи ҷад,
Мебарӣ захм ба дандону лагад.
Хашм кам кун, ки бувад рӯзи ҷазо,
Тарки хашмат сипари хашми худо…
Ҳилм агар чанд гарон аст чу кӯҳ,

Мерасад бар дил аз он ранҷу сутуҳ.
Рӯ дар он кӯҳ кун аз мавҷи ғазаб,
Пеш аз он, к-ат гузарад мавҷ зи лаб.
Ҳилм киштиву ғазаб тӯфон аст,
Соҳиби ҳилм чу киштибон аст.
Зӯри тӯфонш чу киштӣ шиканад,
Мавҷи тӯфон ба ҳалокаш фиканад.
Солҳо роҳи гунаҳ паймудӣ,
Қадами саъй ба раҳ фарсудӣ.
Ҳар чӣ кардӣ написандид худой,
Ки халад ништари хорет ба пой.
Ту ҳам ин шева биёмӯз охир,
З-оташи қаҳр маяфрӯз охир.
Хӯрда бар камхирадон беш магир,
Ранҷи некону бадон беш магир.
Ҳар ки ғамгин кунадат шодаш кун
В-он ки бандад ниҳад озодаш кун.
Некиандеши бандешон бош,
Маслиҳаткӯши хатокешон бош.
Ганҷ дон ранҷи ҷафокоронро,
Боғ хон доғи дилозоронро.
Пеша кун авф ба хубиву х(в)ашӣ,
Бигзар аз нохушиву кинакашӣ…
Кинахоҳӣ равиши эҳсон нест,
Ҳар кӣ эҳсон накунад, инсон нест!
Машав аз варзиши беэҳсонӣ,
Хориҷ аз доираи инсонӣ.
Ҳар дам аз дев парешон чӣ шавӣ
В-аз ғазаб сухраи шайтон чӣ шавӣ.
Ҳама тан пой шуда ҳамчун гӯй,
Андар ин маърака дорӣ таку пӯй.
Дев афтода туро дар дунбол,
Медиҳад гардишат аз ҳол ба ҳол.

## ФАСЛА БИСТУ ДУЮМ

## ДАР БОБИ ҲИММАТ ВА ҲИММАТБАЛАНДӢ

Ҳиммати мард чун баланд бувад,
Дар ҳама кор арҷманд бувад.

* * *

Кай тавонӣ шинохт қимати мард,
То надонӣ, ки чист ҳиммати мард?

* * *

Ҳаст ҳиммат чу мағзу кор чу пӯст:
Кори ҳар кас ба қадри ҳиммати ӯст.

* * *

Ҳаст зери фалаки гарданда,
Конеъ озодаву томеъ банда.

* * *

Боре, ки осмону замин сар кашад аз он,
Мушкил тавон ба ёварии ҷисму ҷон кашад.
Ҳиммат қавӣ кун аз мадади раҳравони ишқ,
К-он борро ба қуввати ҳиммат тавон кашид.

## ФАСЛИ БИСТУ СЕЮМ

## ДАР БОБИ ҒАМУ АНДӮҲВА ДАРДУ ФИРОҚ

Зад ҳакиме бар лаби дарё гом,
То кашад тоза шикоре дар дом.
Орад андохта доме зи назар,
Моҳии ҳикмате аз баҳр бадар.
Дид марде ғами гетӣ бар дил,
Карда бар соҳили дарё манзил.
Сари андӯҳ фурӯ бурда ба хеш,
Новаки оҳ баровarda зи кеш.
Гуфт чандин ба дил андӯҳ, ки чӣ,
Кам зи коҳӣ, ғами чун кӯҳ, ки чӣ?
Дод посух, ки зи носозии бахт,
Кор шуд бар мани дилсӯхта сахт.
На дили сода зи ранҷи ҳавасам,
На расидан ба ҳавас дастрасам.
Киса аз зар тиҳиву коса зи лут,
Монда пушту шикам аз қуввату қут.
Гуфт пиндор, ки аз молу манол,
Киштие буд туро моломол.
Баҳр зад мавҷеву киштӣ бишкаст,
Пораи тахтаат афтод ба даст.
Шудӣ аз ҳавл бар он тахта савор,
Баъди як моҳ расидӣ ба канор.
Ё худ ангор, ки будӣ ба замин,
Қоф то қоф туро зери нигин.
Бар ту ин доираи ҳодисанок,
Рехт ранҷе, ки расидӣ ба ҳалок.
Бо ту гуфтанд, к-аз ин ғам наравҳӣ,
То зи сар афсари шоҳӣ наниҳӣ.
Бохтӣ мулку зи мурдан ҷастӣ,
Ба фалокат зи ҳалокат растӣ.

Ин дам ин ганҷи саломат, ки турост,
Умри беранҷу ғаромат, ки турост.
Беҳтар аз киштии пурмолу зарат,
Хуштар аз афсари зарин ба сарат.
Шукр гӯ, шукр, к-аз ин дайри сипанҷ,
Ҷуз ғаму ранҷ набинад гиласанҷ.

* * *

Бар лаби Даҷла чу шуд сабз бисот,
Зад саропарда халифа ба нишот.
Дошт дар сатри хилофат ду нигор,
Ҳар ду маҳталъату хуршедузор.
Он яке пардагии пардаи ноз,
Чанги ноҳид аз ӯ ёфта соз.
Акси гулгунаи рухсораш гул,
Бандаи ҳалқаи зулфаш сунбул.
В-он дигар сода ғуломе чун моҳ,
Суда бар чарх кулаҳгӯшаи чоҳ.
Сарви қадаш зи қабо ёфта зеб,
Ақлро наргиси ӯ дода фиреб.
Ҳар ду буданд ба ҳам ошиқи зор,
Ишқашин бурда зи дил сабру қарор.
Лек аз дасти рақибони ғаюр,
Метапиданд зи якдигар дурр.
Маҷлис аз бода чу дигаргун шуд,
Пардагиро ғами дил афзун шуд.
Пардаи нав зи паси парда бисохт,
Чангро ҳам ба ҳамон парда навохт.
Гуфт савте, ки дигар вақт расид,
К-ояд аз парда кушодем падид.
Сӯхтам аз дили ғамхораи хеш,
Беҳ, ки созам пас аз ин чораи хеш.
Даст зад парда зи рухсора кушод,
Ташналаб рӯ ба сӯи Даҷла ниҳод.
Бехудӣ карду дил аз худ пардохт,

Бори худ дар хатари мавҷ андохт.
Буд маҳталъату моҳиандом,
Кард дар баҳр чу моҳӣ ором.
Мезадаш шӯълаи шавқ аз дил тоб,
Хост таскин диҳад он шуъла ба об.
Дид чун ҳоли вай он турфа ғулом,
Хешро дар паяш андохт чу дом.
Гашта сад чашм ҳавохоҳиро,
Ёфт дар мавҷи шат он моҳиро.
Ҳар ду гаштанд ҳамоғӯш ба ҳам,
Розгӯй аз дили хомӯш ба ҳам.
Лаб ба лаб рӯй ба рӯ бинҳоданд,
Даст дар гардани ҳам ҷон доданд…

* * *

Волии Мисри вилоят Зуннун,
Он ба асрори ҳақиқат машҳун.
Гуфт дар Макка муҷовир будам,
Дар ҳарам ҳозиру нозир будам.
Ногаҳ ошуфта ҷавоне дидам,
На ҷавон, сӯхтаҷоне дидам.
Лоғару зард шуда ҳамчу ҳилол,
Кардам аз вай зи сари меҳр савол.
Ки магар ошиқӣ, эй шефта мард,
Ки бад-ин гуна шудӣ лоғару зард?
Гуфт: Оре, ба сарам шӯри касест,
К-аш чу манн ошиқу ранҷур басест.
Гуфтамаш ёр ба ту наздик аст,
Ё чу шаб рӯзат аз ӯ тори каст?
Гуфт дар хонаи ӯям ҳама умр,
Хоки кошонаи ӯям ҳама умр.
Гуфтамаш як дилу якрӯст ба ту?
Ё ситамгору ҷафоҷӯст ба ту?
Гуфт ҳастем ба ҳар шому саҳар,
Ба ҳам омехта чун ширу шакар.
Гуфтамаш ёри ту эй фарзона,

Бо ту ҳамвора бувад ҳамхона?
Созгори ту бувад дар ҳама кор,
Бар муроди ту бувад коргузор.
Лоғару зард шуда бахри чиӣ,
Сар ба сар дард шуда бахри чиӣ?
Гуфт рав, рав, ки аҷаб бехабарӣ,
Беҳ, к-аз ин гуна сухан даргузарӣ.
Меҳнати қурб зи бӯъд афзун аст,
Ҷигар аз ҳайбати қурбам хун аст.
Ҳаст дар қурби ҳама бими завол,
Нест дар бӯъд ҷуз умеди висол.
Оташи бим дилу ҷон сӯзад,
Шамъи уммед равон афрӯзад.

* * *

Ҳамсояи Лайлӣ-он ҷамила,
Мебуд зане,на з-он қабила.
Аз қурбати ғурбаташ дарун реш,
Аз меҳнати бевагӣ ғамандеш.
Бардошта шавҳар аз сараш пой
В-аз вай ду ятим монда бар ҷой.
Буданд ба ҳам ғарибу маҳҷур,
Ҳам меъда гурусна ҳам бадан ур.
Маҷнун чу зи ганҷи васл маҳрум,
Кардӣ чун чуғз майли он бум.
Ғамхонаи вай мақом кардӣ,
Дар хидмати вай қиём кардӣ.
Он ҳар ду ятимро чу дидӣ,
Дасти шафақат ба сар кашидӣ.
Ҳар симу зараш, ки даст додӣ,
Пӯшида ба дасташон ниҳодӣ.
Чун сояи ёр рафташ аз даст,
Ҳамсояи вай ба ҷош биншаст.
Дар бодия ташнаҷони ғамнок,
Молад лаби худ ба реги намнок.
Бе об фитода дар табу тоб,
Ҷӯяд аз рег таррии об.

Тарки ҳама қилуқол кардӣ
В-аз дилбари худ савол кардӣ.
Гуфтӣ: «Чу насту ҳоли ӯ чист,
Наззорагии ҷамоли ӯ кист?
Пайванди висол бо кӣ дорад?
Оини далол бо кӣ дорад?
Чун манн дигареш ҳаст ё не?
Бо ман назареш ҳаст ё не?
Доми дили кист гесувонаш?
Меҳроби кӣ тоқи абрувонаш?
Лаълаш ба итоб хандаомез,
Дар коми кӣ мекунад шакаррез?
Дурҷи гуҳараш ба вақти гуфтор,
Бар гӯши кӣ мешавад гуҳарбор?
Ман месӯзам зи орзӯяш,
То кист нишаста пеши рӯяш?
Ман мемирам зи иштиёқаш,
То кист мулозими висоқаш?
Ба он ҳама нозанинии ӯ,
Хошо, манну ҳамнишинии ӯ?!
Ин бас, ки ба хонаат нишинам,
Рабъи талалаш зи дур бинам».
Ин гуфтию бар замин фитодӣ
В-аз ҳар мижа сели хун кушодӣ.
Чандон зи ду дида ашк рондӣ,
К-аш тоби гиристан намондӣ.
Аз бетодӣ бирафтӣ аз ҳуш,
Кардӣ зи ҳама ҷаҳон фаромӯш.
Он бевазанаш ба рух задӣ об,
Шустиш зи дида сурмаи хоб.
З-он хоб чу чашмаш омадӣ боз
Рафтан кардӣ ба ҷои худ соз.
Маҳрум зи ёр, рӯзгоре,
Ҷуз ин такупӯ, надошт коре.
Лекин фалаки ситезапеша,
К-аш пеша ҳамин бувад ҳамеша.
Як доғи дигар ба дил ниҳодаш,

Бартофт зимом аз ин муродаш.
Лайлихоҳон қадам ниҳоданд,
Пеши падараш забон кушоданд.
З-омадшуди ӯ фасона гуфтанд,
Гарди вай аз остона руфтанд.
Кини падараш дигар биҷӯшид,
Дар таънаи бевазан хурӯшид.
К-эй сифлаи нокас, ин чӣ сустист?
Дар кори ман ин чӣ нодурустист?
Онро, ки бибурд ному нангам,
Бар ҷоми шараф фиганд сангам.
Дар хонаи худ чаро диҳӣ роҳ?
Гар бори дигар дар ин гузаргоҳ.
Гардан ба ризои ӯ дарорӣ,
Медон ба яқин, ки сар надорӣ!
Бечора чу он итоб бишнид,
Бар хеш чу най дар об ларзид.
Маҷнуни рамидадил дигар бор,
Чун аз раҳи дурр шуд падидор.
Зад бонг, ки: эй хуҷаста фарзанд,
Озори мани шикаста мапсанд.
Дигар раҳи хаймаам мапаймой,
Дар соҳати хонам манеҳ пой!
Лайлӣ ба ту дар мақоми ёрист,
Лекин падараш ба кингузорист.
Ӯ мири қабила, ман гадоям,
Бо савлати ӯ куҷо бас оям?
Танҳо на зи ҷони хеш тарсам,
Бар зиндагии ту беш тарсам.
Дигар зи дарам қадам нигаҳ дор,
Рондам дами рост, дам нигаҳ дор!
Маҷнун зи ҳадиси ӯ барошуфт,
Гирён-гирён ба зери лаб гуфт:
К-эй модари мушфиқ, ин чӣ кор аст?
К-аз мушфиқият дилам фигор аст.
Мо ҳар ду ғарибони ин диёрем,
Бегонагие зи ҳам надорем.

Аз хидмати хеш ронданам чист?
Хуноба зи дил чаконданам чист?
Ҳар кас, ки зи ғурбаташ насиб аст,
Озори ғариб аз ӯ ғариб аст.
Дар номаи нисбати насибон,
Хешанд ба ҳам ҳама ғарибон.
Бошад вараќи адаб даридан,
Хат бар вараќи насаб кашидан.
Дар кӯи ту рӯ ба Лайлиям буд,
З-ин рӯй басе тасаллиям буд.
В-акнун, ки зи ман битофтӣ рӯй,
Аз ҷону дилам туро дуогӯй.
Аз кӯи ту рахт бастам, инак,
Дар вартаи худ нишастам,инак.
Шод омадаму ҳазин бирафтам,
Бо ҳоли чунон чунин бирафтам.
Дорам зи ту чашми он, ки гоҳе,
К-афтад сӯи Лайлият нигоҳе.
Ёд оварӣ аз ғарибии ман
В-аз меҳнати бенасибии ман.
Гӯи ба забони ман дуояш,
Хоҳӣ зи барои ман лиқояш.
Гар бар ҳадафи иҷобат ояд,
Ин укда зи кори ман кушояд.
В-ар на зи фироқи ӯ бимирам,
Доман ба қиёматаш бигирам.
Ин нукта бигуфту шуд шитобон,
Ваҳшатзада рӯй дар биёбон.

## ФАСЛА БИСТУ ЧОРУМ
## ДАР БОБИ ШАРМУ ҲАЁВА ТАВОЗӮЪ

Эй барафканда зи рух сатри ҳаё,
Ҳеҷ аз ин кор ҳаё нест туро.
Хирачашмӣ чӣ кунӣ ахтарвор,
Ҳамчу хуршед ҳаёе пеш ор.
Дили ту мазрааи тухми вафост,
Номи он мазрааи тухми вафост.
Нашавад сабза зи бӯстон навхез,
Ношуда абр бар он боронрез.
Хой, ки бар рух зи ҳаё дорад гул,
З-он басе нашъу намо дорад гул.
Ғунча, к-аз шарм ба рух баста ниқоб,
З-он ниқобаст зару гавҳарёб.
Лаълу зар бошад аз он ҳосили ӯ,
Мунбасат гашта зи шодӣ дили ӯ.
Лола, к-аз шарм ба дил дорад доғ,
Сурхрӯ гашта аз онаст ба боғ.
Бингар он савсани шарманда, ки чун,
Аз забон н-омада ҳарфеш бурун.
Лоҷарам, дар сафи суриву суман,
Шуд ба озодӣ машҳури чаман.
Хирачашмаст ба бӯстон наргис,
Ки диҳад ҷом ба мастоннаргис.
З-он сабаб дидааш аз нур тиҳӣ,
Монда бе хосияти нурдиҳӣ…
Бӯ, ки шармандагият ояд пеш,
Ки битоби зи гунаҳ хотири хеш.
Дар мақоме, ки кунӣ қасди гуноҳ,
Гар кунад кӯдаке аз дур нигоҳ.
Шарм дорӣ, зи гунаҳ даргузарӣ,
Пардаи исмати худро надарӣ.

Чун набинӣ ту рӯи худ, з-он рӯ,
Бар касон нохуш аст, не бар ту.
Гар бад-ин рӯ дар оташат фигананд,
Ҳайф бар оташ аст, не бар ту.

* * *

Зи зиштӣ аст, ки султони шаръ напсандад,
Ки узвҳои фурӯд аз камар бараҳна кунӣ.
Чу рӯяш аз ҳама ҷо зишттар бувад, чӣ аҷаб,
Ки рӯ бипӯшию ҷои дигар бараҳна кунӣ.

* * *

Эй гузашта исарат аз чархи барин,
Ҷуз ба миннат нанихӣ по ба замин.
Меравӣ домани аҷлол кашон,
Остин бар сари кавнайн фишон.
Гарди роҳат, ки гузаштаст зи меғ,
Дорӣ аз дидаи хуршед дареғ.
Сад салом ар шунавӣ аз пасу пеш,
Ба алайке накушоӣ лаби хеш.
Ин чи ҷоҳасту ҷалолат, ки турост?!
В-ин чи туғёни залолат, ки турост?!
На зи чашмат ба фақирон назаре,
На зи поят ба асирон гузаре
Пурӣ аз хешу ҷуз аз хеш тиҳӣ,
Аз ҳама дар назари хеш беҳӣ…
Шав чу мардон, манӣ аз хеш фикан,
На манӣ ҷӯю манӣ гар чу зан…
Боди пиндор бурун кун зи димоғ,
К-ат аз ин бод шавад кушта чароғ.
Роҳ берун зи басорат масипар,
Дар ҳақирон ба ҳақорат манигар.
Бас гадосурати ҳимматолӣ,
Ҷайбаш аз накди амонӣ холӣ.
Пеши чашмат чу кунад тез нигоҳ,

Лаъби шатранҷ бувад шоҳии шоҳ.
Н-оядаш субҳгаҳон пеши замир,
Ғайри бозичаи шаб шоҳу вазир.
Вои ту гар ба чунин огоҳе,
Ба ҳақорат нигарӣ ногоҳе.
Дину дунёт ҳама ҳеҷ шавад,
Риштаи ҷон-т гулӯпеч шавад.
Беҳ зи худ бин ҳама неку бадро,
Дар раҳи неку бад афкан х(в)адро.
Сар неҳ он ҷо, ки ҳама пой ниҳанд,
Бӯса зан по, ки ба ҳар ҷой ниҳанд.
Марди саркаш зи ҳунарҳо орист,
Пушти хам хосияти пурборист.
Шохи бе мева кашад сар ба қиём,
Шохи пурмева шавад хам ба салом…
Сарфарозӣ макун аз кисапурӣ,
Ки бувад кори фалак кисабурӣ.
Чун бурад кисаи ту дузди фалак,
Шӯру даъвогариятро чӣ намак?
Муфлис аз ҷайби тиҳӣ кай лофад,
Писта чун пуч бувад, нашкофад…
Саг паи луқма чу дум ҷунбонад,
Оқил онро на тавозӯъ хонад.
Беҳтар аз сиблати он кас думи саг,
Ки бар ӯ баҳри тамаъ ҷунбад раг.
Ҳар тавозӯъ ки паи манфиат аст,
Аз хасон он на тавозӯъ сифат аст.
Тамаъ аз халқ, гадоӣ бошад,
Гар ҳама Ҳотами Тойӣ бошад.
Сара гар хонд яке носараат,
Сар фурӯ кун ба таҳи тубраат.
К-он чӣ гуфт ӯ ба таҳи тубраа ҳаст,
Ё на бар ту сухани носара баст.
З-аввалу охири худ ёде кун,
Хешро ҳам ба худ иршоде кун.
В-ин замон боз бубин, то ки чии,
Нуктадон шав ба яқин, то ки чии.

Гар чунин номаи худ бархонӣ,
Бори нома пас аз ин натвонӣ.

* * *

Чун Зулайхо зи маҳи Канъонӣ,
Монд дар доираи ҳайронӣ.
Бозуи ишқ бар ӯ зӯр овард,
Талхии ҳаҷр дар ӯ шӯр овард.
Кардаш аз анҷумани пайдоӣ,
Ҷой дар зовияи танҳоӣ…
Шавқ бистад зи кафи ҳар ду зимом,
Ҳар ду гаштанд зи ҳам толиби ком.
Ногаҳон ҷаст Зулайхо аз ҷой,
Аз сари тахти тараб пардарабой.
То шавад монеи дидори касе,
Парда пӯшид ба рухсори касе.
Юсуфаш гуфт ба сад гуна шигифт,
Ки чӣ чизест паси парда нуҳуфт?
Гуфт дорам саname аз зари ноб,
Пой то сар гуҳару лаъли хушоб.
Солҳо шуд, ки ҳаводори ваям,
Рӯй бар хок парастори ваям.
Шармам ояд, ки пас аз чандин сол,
Бинадам фош дар ин нохуш ҳол.
Гуфт Юсуф, ки на қосир назарам,
Ман бад-ин шарм сазовортарам.
Ту аз ин пайкари бе нафъу зарар,
Ки худ оростӣ аз гавҳару зар.
Мондаӣ рӯи хиҷолат дар пеш,
Дида мебандияш аз дидани хеш.
Чун набошам хиҷилу шарманда,
Сари ташвир ба пеш афканда.
Ин сухан гуфту ба дар рӯй ниҳод,
Бар Зулайхо дари ҳирмон бикушод.

## ФАСЛА БИСТУ ПАНҶУМ

## ДАР БОБИ РОСТӢВА КАҶРАФТОРӢ

Ҳарфе, ки ниҳӣ, ба ростӣ неҳ,
К-аз ҳар ҳунарест ростӣ беҳ!

* * *

Ранги дурангӣ ба дурангон гузор,
З-он ки дурангӣҳама айб асту ор!

* * *

Якдилу якҷиҳату якрӯ бош
В-аз дуруёни ҷаҳон яксӯ бош!

* * *

Бандаам покраверо, ки дар ин дайри куҳан,
То зияд, пок зияд, чун биравад, пок равад.

* * *

Рост рав, рост, ки сарвар бошӣ,
Дар ҳисоб аз ҳама бартар бошӣ!

* * *

Рост ҷӯ, рост нигар, рост гузин,
Рост гӯ, рост шунав, рост нишин!

* * *

Эй, чу қалам сурати худ карда рост,
Майли рақамҳои каҷ  аз ту хатост!

Рӯй дар қоидаи эҳсон кун,
Зоҳиру ботини худ яксон кун!

* * *

Даруну берунро ба ҳам рост соз,
Зи каҷбоз беҳтар бувад ростбоз!
Дарунро биёрой ҳамчун бурун,
Ва ё кун бурунро ба ранги дарун!

* * *

Ба савганди норост макшо забон,
Ки дилро газанд асту ҷонро зиён!

* * *

Аз каҷиву каҷравӣ андеша кун,
Ростии ростравон пеша кун!

* * *

Аз каҷӣ хезад ҳар ҷо халалест,
«Ростӣ- растӣ» некӯ масалест.

* * *

Надонад дили ҳеҷ донишваре,
Суханро беҳ аз ростӣ зеваре.

## ФАСЛИ БИСТУ ШАШ

## ПАНДУ НАСИҲАТ,ҲИКМАТҲО ДАР ҲАР БОБ

Чу бандад шаби тира мушкин ниқоб
В-аз он пеш, к-афтӣ зи по масти хоб.
Замоне чароғи хирад барфурӯз,
Бубин дар фурӯғаш амалҳои рӯз.

* * *

Гар ту хоҳӣ дароз гардад рӯз,
Чизе аз шаб бидузду бар вай дӯз!

* * *

Зи кори хом кас суде надорад,
Чи ҳалво хом бошад, иллат орад.

* * *

Марди косиб, к-аз машаққат мекунад кафро дурушт,
Баҳри ноҳамвории нафси дағал сӯҳонгар аст.
Соғари роҳат бувад аз касб бар каф обила,
Вақти он кас хуш, ки роҳатёфта з-ин соғар аст.

* * *

Гар ислоҳи халқи ҷаҳон боядат,
Дил аз ҳар каҷӣ ба ҳар канор боядат!

* * *

Агар  будӣ аз ҷаҳл ҳар сина соф,
Барафтодӣ аз халқ расми хилоф.

Сафарозӣ макун аз кисапурӣ,
Ки бувад кори фалак кисабурӣ.

* * *

Паст шав, паст, то баланд шавӣ,
Баҳра бифган, ки баҳраманд шавӣ.
Дона аввал фитод паст ба хок,
Баъд аз он сар кашид бар афлок.

* * *

Бувад рӯзи иқболро уҷб шаб,
Зи иқболиён уҷб бошад аҷаб.
Басо мард, к-ӯ дам зи тадбир зад,
Вале бар худ аз уҷби худ тир зад.

* * *

Аз такаббур мабар ба гардун сар,
Сояро ҷой бар замин хуштар!

* * *

Паст аст қадри сифла агар худ кулоҳу ҷоҳ,
Бар авҷи салтанат занад аз гардиши замон.
Сифласт хок агарчи на бар муқтазои табъ,
Ҳамроҳи гирдоб кашад сар бар осмон.

* * *

Лофи бекибрӣ мазан, к-он аз нишони пои мӯр,
Дар шаби торик бар санги сияҳ пинҳонтар аст.
В-аз дарун кардан бурун осон магир онро к-аз он,
Кӯҳро кандан ба сӯзан бегумон осонтар аст.

Шохи бемева кашад сар бақиём,
Шохи пурмева шавад хам ба салом.

* * *

Марди саркаш зи ҳунарҳо орист,
Пушти хам хосияти пурборист.

* * *

Ба ғазаб ҷони ҳеҷ кас махарош,
Ҳарфи осоиш аз дилаш матарош,
Ғазаб омад харошгар чу арра,
Арра аст он, бале, вале дусара,
Нахарошида хотири ту нахуст.
Кай бувад дилхарошӣ аз ту дуруст?!

* * *

Хашм бо дигарон сагиву дадист
В-ин сагиву дадӣ зи бехирадист.

* * *

Касе ки бо ҳама кас хӯи бад ба кор барад,
Ҳамеша дар кафи сад ғусса мумтаҳан донаш.
Магӯ аз шаҳна ки зиндон мақоми ӯ гардон,
Ки пӯст бар тани бадхӯ бас аст зиндонаш.

* * *

Дило, гӯш кун аз ман ин нуктаи хуш,
Ки мондааст дар гӯшам аз нуктадонон.
Ки ҳар к-ӯ кашад теғи номеҳрубонӣ,
Шавад куштаи теғи номеҳрубонон.

Чун занад шӯъла оташи ғазабат,
Созад аз тоби хеш хушк лабат.

* * *

Ғазабро бар оташ зан аз ҳилм об,
Макун дар баду неки гетӣ шитоб!

* * *

Дар рухи тангдиле хандидан,
Беҳтар аз тунги шакар бахшидан.

* * *

Аз шакар кому даҳон осояд
В-аз шакарханда равон осояд.

* * *

Беҳ, ки чун барқ дурахшон бошӣ,
То ки бошӣ, хушу хандон бошӣ.

* * *

Боғ хандон зи гули хандон аст,
Ханда оини хирадмандон аст.

* * *

Нестӣ абр, турушрӯӣ чист?
Чанд хоҳӣ ба турушрӯӣ зист?!

* * *

Аз гиреҳ чеҳра пурожанг макун,
Кор бар хастадилон танг макун!

Пургиреҳ рӯ чу шаб аз анҷум чанд,
Бе гиреҳ шав чу дами субҳу биханд!

* * *

Ҳалоки ту дар хӯи зиштаст, лек,
Наҷоти ту бахшад аз он хӯи нек,

* * *

Ханда ҳар чанд, ки аз ҷид дур аст,
Ҷидди пайваста на аз мақдур аст.
Дил шавад ранҷа зи ҷид шому сабоҳ,
Мекун ислоҳ мизоҷаш ба мазоҳ.
Ҷид бувад по ба сафар фарсудан,
Ҳазл як лаҳза ба роҳ осудан.

* * *

Ба ҳар кас раҳи чарбу нармӣ сипар,
Манеҳ пой чун шамъ аз ин раҳ бадар!

* * *

Чу сабза латифӣ, дуруштӣ макун,
Чу гул нозукӣ, хорпуштӣ макун!

* * *

Зи оҳандилӣ бигсилу мум бош,
Паноҳи асирони мазлум бош!

* * *

Чу ғолиб шавад хӯи бад бар мизоҷ,
Набошад ба ҷуз хӯи некаш илоҷ,

Кунам ҳарфе зи ҳикмат бар ту имло,
Ки шояд гар ба оби зар нависӣ:
Ба заҳри хеш агар даст оварӣ, беҳ,
Ки аз шаҳди касон ангушт лесӣ.

* * *

Гар бувад андар буни ғорет ҷой,
Ҳалқаи море шуда занҷири пой.
Беҳ, ки ба ҳар ҳалқа ниҳӣ пои хеш,
Маҳфили ҳар сифла кунӣ ҷои хеш.

* * *

Паи луқма чун саг тамаллуқ макун.
Ба фитроки дунон тааллуқ макун!

* * *

Чун бунафша қади худ сохта хам,
Гар сарафганда нишиниву дижам.
Беҳ, ки афтӣ чу гул аз ханда ба пушт,
Ғофил аз сарзаниши хори дурушт.

* * *

Ба сад воя мӯҳтоҷ ҷон костан,
Беҳ аз ҳоҷат аз нокасон хостан.
Зи хоҳиш бад-эшон марез обрӯй,
Мадор обруро кам аз оби ҷӯй!

* * *

Гар баромад тавонгаре бо ту,
Баҳри рӯзӣ макун ба ӯ пайванд!
Мумсикеро кафили худ машумор,
Мудбиреро худои худ написанд!

Ба дандон рахна дар пулод кардан,
Ба нохун роҳи хороро буридан.
Фурӯ рафтан ба оташдон нагунсор,
Ба пилки дида отшпора чидан.
Ба фарқи сар ниҳодан сад шутур бор,
Зи машриқ ҷониби мағриб давидан.
Басе бар Ҷомӣ осонтар намояд
Зи бори миннати дунон кашидан.

* * *

Гавҳару лаъл аз дили кон металаб,
Ҳарчи биёбӣ, беҳ аз он металаб.
Ҳар ки ба хас кард қаноат, хасест,
Беҳталабӣ кун, ки беҳ аз беҳ басест.

* * *

Макун неши дандон дар он тӯъма тез,
Ки нохӯрда як луқма гӯянд:«хез!»

* * *

Чӣ аз ин зишттар бувад ба ҷаҳон,
Ки туфайли шикам канӣ дилу ҷон?
Ҳиммати ту ҳама шикам бошад.
Ҳарчи ғайр аз шикам, адам бошад!

* * *

Макун дар миён дасти худро гарав,
Ба чизе ки гӯяд: «Бигзору рав!».

* * *

Чу шоҳ аз раият бувад комхоҳ,
Гадо бошад, андар ҳақиқат, на шоҳ!

Баҳри нойи гулӯву табли шикам,
Чанд бошӣ ба чанги ғусса дижам?

* * *

Гар обат зулол асту нуқлат шакар,
Ба андоза нӯшу ба андоза х(в)ар!

* * *

Магир чизҳоро бурун з-эътидол,
Макун тораки табъро поймол!

* * *

Мазӣ нохушу хуш зи нобуду буд,
Тариқи васат варз дар бухлу ҷуд.

* * *

Фарош ар ҳарир асту ҳамхоб хур,
Манеҳ пой берун зи хайрулумур.

* * *

Ҳар кӣ афзун кашад қадам зи гилем,
Афганад хешро ба вартаи бим.

* * *

Мӯътадил шав, ки ҳар кӣ аҳли дил аст,
Дар ҷамеи умур мӯътадил аст.
Васат омад маҳалли иззу шараф,
Ба васат рӯй неҳ зи ҳар ду тараф!

Бихӯр ҳар чи пешат ниҳад мизбон,
Ҳама тан ба шукронаaш шав забон.

* * *

Аз насиҳат зинда гардад ҳар диле
В-аз насиҳат ҳал шавад ҳар мушкиле.

* * *

Аз насиҳат ноқисон комил шаванд,
Аз насиҳат мудбирон муқбил шаванд.

* * *

Насиҳатгарӣ бар дили дӯстон,
Бувад чун дами субҳ бар бӯстон.
Ба боғ ар набошад сабо баҳрадеҳ,
Зи дил ғучаро кай кушод гиреҳ?!

* * *

Чу гуфтори носеҳ бувад несанд,
Насиҳад кай афтад зи вай судманд?!

* * *

Чу панде бишнавӣ аз пандфармой,
Чу доно боядаш дар ҷон кунӣ ҷой.
На чун нодон зи як гӯшаш дарорӣ,
Ба дигар гӯш берунаш барорӣ.

* * *

Хуш вақти касе ки панд гирад.
Ибрат зи каси дигар пазирад

Бале, мева зи мева ранг гирад,
Зи хубон хубрӯ хубӣ пазирад.

* * *

Гул, к-он на туросг, хор беҳтар,
Бугзоштанд ба хор беҳтар.
Дар як мӯза ду по кӣ дидаст?!
Як хона ду кадхудо кӣ дидаст?!

* * *

Мебикоҳад аз маломат ҷони мард,
Сабр бар вай кай бувад имкони мард.

* * *

Аз маи шаҳват чу як ҷуръа кашӣ,
Дар мазоқи ту нишинад з-он хушӣ.
Он хушӣ дар бинияг гардад маҳор,
Дар кашокаш дорадат лайлу наҳор.

* * *

Ҳар ки як ҷуръа маи шаҳват чашид,
То абад рӯи халосӣ з-он надид.

* * *

Хат чунон беҳ зи қаламронанда,
Ки биёсояд аз ӯ хонанда.
Лек чандон чу қалам ранҷ мабар,
К-ат ба ҷуз хат набувад ҳеҷ ҳунар!

* * *

Беҳуда масой хомаи хеш,
Фарсуда масоз номаи хеш!
Ҳарфе, ки ба хатти бад нависӣ,
Дар вай ҳама айби х(в)ад нависӣ.

Чун худ кардӣ фасод аз оғоз,
Ислоҳ ба дигарон маяндоз!
Хандазанон гоҳ ба он гаҳ ба ин,
Растаи дандон манамо ҳамчу син!

* * *

Машав бо кам аз худ мусобиҳ, ки оқил,
Ҳама сӯҳбати беҳтар аз худ гузинад.
Гаронӣ макун бо кам аз худ, ки ӯ ҳам,
Нахоҳад, ки бо камтар аз худ нишинад.

* * *

Ончи ҷовид бимонад, ном аст,
Номаи ҷоҳ  фаноанҷом аст:
Ҷам аз ин базм шуду ҷом намонд
В-аз Ҷаму Ҷом ба ҷуз ном намонд;

* * *

Нек агарчи зи фано гашта гум аст,
Номи некӯш бақои дувум аст.

* * *

Чу ояд аз қафас мурғе ба парвоз,
Дигар мушкил бувад оварданаш боз.

* * *

Ҳарчанд занад лофи карам марди дирамдӯст,
Дарюзаи эҳсон зи дарди ӯ натавон кард.
Дерин масале ҳаст, ки аз фазлаи ҳайвон,
Норинҷ тавон сохт, вале бӯ натавон кард.

Шиша, ки шавад миёни хора,
З-афтодани сахт пора-пора.
Кай з-оби даҳан дуруст гардад,
Бар қоидаи нахуст гардад?

* * *

Бо мурда мазӣ ба сӯгворӣ,
Кас зинда нашуд ба сӯгдорӣ.

* * *

Гуфтанд дар ин сарочаи паст,
Боло наравад зи як садо даст.
То дасти дигар насозияш ёр,
Набвад ба садодиҳӣ сазовор.
То ҷуфт нагардадаш ду бозу,
Худ гӯ, ки чӣ сон шавад тарозу?

* * *

Зи осудан дар он маснад бипарҳез,
Ки гирад дигаре дастат, ки «бархез!».

* * *

Бувад равшан бари донишпарастон,
Ки бошад даст дасти пешдастон.

* * *

Кай афтад ба каф мардро дурри ноб,
Сари худ набурда фурӯ зери об?

* * *

Бале, донад, диле, к-огоҳ бошад,
Ки аз дилҳо ба дилҳо роҳ бошад.

Чу ояд мушкиле пеши хирадманд,
К-аз он мушкил фитад дар кори ӯ банд.
Кунад ақли дигар бо ақли худ ёр,
Ки то дар ҳалли он гардад мададгор.

* * *

Бувад равшан ин нукта аз аҳли дид,
Ки менояд аз қуфл кори калид.

* * *

Баъд аз чаҳор чиз чу ояд чаҳор чиз,
Хуштар бувад чу роҳату раҳмат пас аз азоб.
Васле пас аз фироқу вафое пас аз хилоф,
Сулҳе пас аз низоу ризое пас аз итоб.

* * *

Гург беҳад гурусна, барра забун,
Чун бимонад саломат аз вай, чун?!

* * *

Макун ҳамнишинӣ ба ҳар бадсиришт,
Ки дуздад аз ӯ феъли ту хӯи зишт!

* * *

Ранҷи ҳамдард кӣ донад? Ҳамдард,
Шаҳри он ҳаст ба бедардон сард!

* * *

Чи хуш гуфт деҳқони софе зи ранг,
Ки «ангур гирад зи ангур ранг».

Гӯш макун беҳуда ҳар қилу қол,
То накашӣ дарди сари гӯшмол.

* * *

Хушо ҳоли он зираки пандгир,
Ки аз марги ғайр аз ибратпазир.

* * *

Чаро ғам хӯрад зираки ҳушёр,
Чу з-оғоз мемонад анҷоми кор?

* * *

То на лабат баста зи даъвӣ шавад,
Кай дили ту махзани маънӣ шавад?!

* * *

Нест хуш ганҷе, чу ранҷе накашӣ,
Ранҷ каш, гар талабӣ ганҷи хушӣ.

* * *

Ганҷи беранҷ надидааст касе,
Гули бехор начидааст касе.

* * *

Хоб маргу ҳаёт бедорӣ,
Сулҳи марг аз ҳаётбезорист.

* * *

Медиҳад бӯи гул насими саҳар,
Лек аз он марди хуфтаро чӣ хабар.

Ба ҳар неку бад чашми ибрат кушой,
Зи оинаат занги ғафлат зудой!

*  *  *

Ҳавас абрест зи борон холӣ,
Сояаш мояи беиқболӣ.
На аз ӯ кишти амал об хӯрад,
На зи тан таб, на зи дил тоб барад.

*  *  *

Тан бувад чун ғофилу ҷон-шамшер,
Кор шамшер мекунад, на ғилоф!

*  *  *

Чу солим зияд мурғи шириннафас,
Чӣ ғам гар шикасте расад бар қафас?!

*  *  *

Зистан чун ба коми хасм бувад,
Мурдан аз зистан басе беҳтар.

*  *  *

Бувад ҳар рӯзро рӯ дар сафедӣ,
Ба ҷуз рӯзи сиёҳи ноумедӣ.

*  *  *

Зи сад дар гар умедат барнаёяд,
Ба навмедӣ ҷигар хӯрдан нашояд.

Нашуд номае тифл қавли падар,
Ки худ хӯрд ҳалвову гуфташ: «мах(в) ар!»

* * *

Ниҳӣ сад даста райҳон пеши булбул,
Нахоҳад хотираш ҷуз нагҳати гул.

* * *

Чу гирад сар сари меҳнат вазидан,
Набояд ҳамчу коҳ аз ҷо паридан.
Беҳ он бошад, ки дар доманкаши пой,
Ба сони кӯҳ бошӣ пой бар ҷой.

* * *

Ҳар он мева, к-аш нест хуш рангу бӯй,
Зи ширинии таъми ӯ даст шӯй.

* * *

Чу бар сайд ханҷар занӣ дар шикор,
Зи аввал бувад ҷунбиш, охир қарор.

* * *

Зи сарчашма чун талху шӯр ояд об,
Зи лабташнагон кай барад таффу тоб?!

* * *

Ба ибрат зи пешиниён ёд кун,
Дил аз ёди пешиниён шод кун!

* * *

Зи хони пухтакорон тӯшае гир,
Зи сангандозӣҳамон гӯшае гир!

Зи ҳикмат ба меъроҷи иззат барой,
Бинеҳ бар сари чархи гарданда пой!

* * *

Ба чашми хирад нозири вақт бош,
Ба ҳусни амал ҳозири вақт бош!

* * *

Беҳ афтад ба ҳар ҳол дурӣ туро,
Зи фикре, ки набвад зарурӣ туро.

* * *

Қуввати ҷону тан зи деҳқон аст,
Қути руҳу бадан зи деҳқон аст.
Гар наёбад ҷаҳон зи деҳқон баҳр,
Қаҳт хезад зи корхонаи даҳр.

* * *

Санги озор мазан бар дили арбоби сафо,
К-омад осон шикани шишаву мушкил пайванд.

* * *

Ҳалоки ту дар хӯи зишт аст, лек,
Наҷоти ту бахшад аз он хӯи нек.

* * *

Шаҳ он дон, ки расми карам зинда кард,
Сад озодро аз карам банда кард.

* * *

Дар он рӯз шаҳро чӣ осоиш аст,
Ки аз вай на бахшиш, на бахшоиш аст.

Макаш зери рон маркаби ҳирсу оз,
Зи гетӣ ба қадри кифоят бисоз.

* * *

Наёяд зи як даст кардан ду кор,
Нашояд ба як дил гирифтан ду ёр.

* * *

Тиҳидаст бо эминӣ хуфта ҷуфт,
Беҳ аз молдоре, ки эмин нахуфт.

* * *

Басо шаҳ, ки дар заъфу сустӣ бувад,
Насиби гадо тандурустӣ бувад.

* * *

Басо дасткӯтаҳ зи бемоягӣ,
Ки дорад зи ҳикмат фалакпоягӣ.

* * *

Ҷаҳон кӯҳу феъли ту омад нидо,
Ҷазои ту бар феъл бошад садо.
Аз ин кӯҳ, к-аз феъли ту пурнидост,
Садо ҷуз ба вақти нидо барнахост.
Ба кӯҳ он чӣ гӯӣ, ҷуз он нашнавӣ,
Ба хок он чӣ корӣ, ҷуз он надравӣ.

* * *

Турушрӯ бош бо бадхӯ, на ширинлаб, ки сафрой,
Беҳ аз себи сифоҳонӣ бувад норинҷи Гелонаш.

Бо аҳли ҷафо вафо раво нест,
Подоши ҷафо ба ҷуз ҷафо нест.

* * *

Тифл чун соҳиби эҳсон гардад,
Зуд аз дода пушаймон гардад.

* * *

Ҳар кӣ афзун кашад қадам зи гилем,
Афганад хешро ба вартаи бим.

* * *

Меваи мақсуд кай орад дарахт,
То накунад пой ба як ҷой сахт?

* * *

Бар насиҳат ёфт кор аввал қарор,
К-аз насиҳат нест беҳтар ҳеҷ кор.
Аз насиҳат ноқисон комил шаванд,
В-аз насиҳат мудбирон муқбил шаванд.
Аз насиҳат тоза гардад ҳар диле,
В-аз насиҳат ҳал шавад ҳар мушкиле.

* * *

Насиҳатгарӣ бар дили дӯстон,
Бувад чун дами субҳ бар бӯстон.

* * *

Сурати одам тану маънеш ҷони равшан аст,
Маънии одам надорӣ, сурати одам чӣ суд.

Хуш аст сурату маънӣ ва вифқи якдигар,
Чу номаи ту сияҳ шуд, чи суд ҷомаи сафед?

* * *

Комилу ноқис на яксонанд дар қатъи умур,
Он чӣ аз шамшер меояд, на ҳадди ханҷар аст.

* * *

Боядат мансаби баланд, бикӯш,
То ба фазли ҳунар кунӣ пайванд.
На ба мансаб бувад баландии мард,
Балки мансаб шавад ба мард баланд.

* * *

Ёр аз ёр кунад касби камол,
Ёр аз ёр барад ҷоҳуҷалол.
Ёр бо ёр ба ҳам ҷону тананд,
Сахтпайванд чу рӯҳу бадананд.

* * *

Санг аз  партави хур гирад тоб,
Гардад аз сӯҳбати гул об гулоб.

* * *

Ҷомӣ, макун андеша, ки тағйир наёбад,
Дар ҳукми азал ҳарчӣ муқаддар шуда бошад.

* * *

То наяфтодат зи кор, эй пири кор, аз раъша даст,
Н-омадат бовар, ки н-ояд ҳеҷ кор аз дасти ту.
Чист, донӣ, ҷунбиши дасти чунин беихтиёр?
Яъне, эй ғофил, бурун аст ихтиёр аз дасти ту.

Ба Ясриб кун талаб сарчашмаиҳикмат, ки шуд ғарқа,
Зи мавҷиғайрат Афлотуни юнонию Юнонаш.
Чу Булқосим бувад ҳодӣ, кӣ бошад Бӯалӣ боре,
Ки аз баҳри халоси хеш пӯи роҳи туғёнаш?
Машав қайди «Наҷот»-и ӯ, ки мадхул аст «Қонун»-аш,
Макаш ранҷи «Шифо»-и ӯ, ки маълул аст бурҳонаш.

## МУНДАРИҶА

